АКАДЕМИЯИ ИЛМҲОИ ҶУМҲУРИИ ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ЗАБОН, АДАБИЁТ, ШАРҚШИНОСӢ ВА МЕРОСИ ХАТТИИ БА НОМИ РӮДАКӢ

**ҶАМОЛИДДИН САИДЗОДА**

# ҶОМӢ-ШОИРИ ТАЪСИРПАЗИР ВА ТАЪСИРГУЗОР

**ДУШАНБЕ
«ДОНИШ»
2014**

**ББК 83.3(0)9+83.3(2тоҷик)+72.3**
**С 20**

Ҷамолиддин Саидзода.Ҷомӣ-шоири таъсирпазир ва таъсиргузор. Душанбе, Дониш, 2014,169 саҳ.

Муҳаррири техникӣ: Саидов Ҳушманд Ҷ.

Дар рисола роҷеъ ба таъсирпазирии Мавлоно Ҷомӣ аз адибони пешин ва таъсиргузориаш ба гӯяндагони пасин изҳори назар шудааст. Он барои ошноии жарфтар ба осори шоир мусоидат менамояд.

Китоб барои олимон, донишҷӯён ва оммаи васеи хонандагон пешинҳод мегардад.

**ISBN 978-99975-44-14**

# БА ҶОЙИ САРСУХАН

Умри худ гӯянд, Ҷомӣ, сарф кардӣ дар сухан,
Чун кунам, пеши вай ин гуфтор ёдам медиҳад.

Ҷомӣ

Абдураҳмони Ҷомӣ аз бузургтарин адибону андешамандони форс-тоҷик буда, соли 1414 дар деҳаи Харҷурди Ҷоми Хуросон дида ба дунё кушодааст. Падараш яке аз уламои номдори деҳаи Дашт дар Исфаҳон буд, ки баъдан ба Ҳирот мекӯчад. Ӯ маълумоти аввалияро аз падари худ мегирад. Сипас дар мадрасаҳои Низомия ва Дилкаш аз Мавлоно Ҷунайди Усулӣ,Мавлоно Хоҷа Алии Самарқандӣ, Шаҳобиддин Муҳаммади Ҷоҷармӣ ва дигар донишмандони замони хеш илмҳои арабӣ, баёну мантиқу ҳикматро меомӯзад. Тақрибан дар 22-23-солагӣ ба Самарқанд меравад ва дар он ҷо аз Қозизодаи Румӣ, Фазлуллоҳи Абулайсӣ, Улуғбек фиқҳу нуҷум, ҳайату фалсафа ва амсоли инро низ фаро мегирад. Баъди ба Ҳирот бозгаштан ба ирфону тасаввуф рӯ меорад. Ҷомӣ дар ҳамин ҳангом бо Шайх Саъдуддини Кошғарӣ ошно мешавад ва аз тариқи вай вориди фирқаи нақшбандия мегардад. Баъд аз вафоти Саъдуддини Кошғарӣ сардори ин тариқат баргузида мешавад. Ӯ се маротиба ба Самарқанд сафар менамояд. Гузашта аз ин, вай ба зиёрати Маккаву Мадина ҳам шарафёб мегардад. Ҷомӣ соли 1492 дар шаҳри Ҳирот вафот менамояд.

Муҳаққиқон ва аҳли тазкираву кутуб миқдори асарҳои Ҷомиро аз чил то панҷоҳ ва ҳатто навад донистаанд. Шерхони Лудӣ гӯяд: «Наваду нӯҳ китоб тасниф намуда, ки ҳамаи онҳо дар Эрону Тӯрон ва Ҳиндустон назди аҳли дониш мақбул афтода ва ҳеҷ кас ангушти эътироз бар он

натвонист ниҳод».[1] Албатта, Шерхони Лудӣ дар ин маълумоти худ як андоза муболиға кардааст. Аммо Ҷомӣ воқеан ҳам яке аз адибони пуркор буда, таъдоди осораш аз 40 зиёд мебошад. Ба ин маънӣ,Биноӣ, ки аз ҳамзамонони ӯст, гуфтааст:

Ҷомӣ-он Офтоби нуронӣ,
Он мунаввар ба нури субҳонӣ…
Буд аз чил зиёда таснифаш,
Рӯ дар эъҷоз карда таълифаш.[2]

Муҳимтарин асарҳои адабии Ҷомӣ, ки аз назму наср иборатанд, инҳоянд: «Фотиҳат-уш-шабоб», «Воситат-ул-иқд», «Хотимат-ул-ҳаёт», «Ҳафт авранг», «Баҳористон», «Чиҳил ҳадис», «Муншаот» ва ғайра.

Девонҳои Ҷомӣ (3-то) аз ғазал, қасида, рубоӣ, қитъа, тарҷеъбанду таркиббанд, мураббаъ ва маснавиҳои кӯтоҳ иборат мебошанд. Аммо дар ин девонҳо ғазал дар ҷои аввал қарор дорад. Ба қавли худи шоир:

Ҳаст девони шеъри ман аксар
Ғазали ошиқони шайдоӣ.
Ё фунуни насоеҳ асту ҳикам
Мунбаис аз шууру доноӣ.
Зикри дунон наёбӣ андар вай,
К-он бувад накди умрфарсоӣ.
Мадҳи шоҳон дар ӯ ба истидъост,
На зи хушхотирию хушроӣ.
Имтиҳонро агар зи сар то пош
Барравӣ сад раҳу фуруд оӣ,
З-он мадоеҳ ба хотират нарасад,
Маънии ҳирсу озпаймоӣ.
Ҳеҷ ҷо набвад он мадоеҳро
Дар ақиб қитъаи тақозоӣ.[3]

«Ҳафт авранг»-ро, ки аз достону маснавиҳо иборат аст, Ҷомӣ дар ғуруби умраш эҷод кардааст. Ӯ дар ин маснавию достонҳояш ба Фирдавсӣ, Ибни Сино, Саноӣ, Аттор, Мавлавӣ, Низомӣ, Хусрави Деҳлавӣ,Авҳадии Мароғаӣ ва дигар достонсароёну маснавигӯёни маъруфи гузашта пайравию такя намудааст. Аммо он асосан ҷавоб ба «Хамса»-и Низомист, ки панҷ достонро фаро мегирад: «Махзан-ул-асрор», «Хусрав ва Ширин», «Лайлӣ ва Маҷнун», «Ҳафт пайкар», «Искандарнома». Ҷомӣ ба он ду асари дигарро илова менамояд ва бад-ин тартиб миқдори онро ба ҳафт мерасонад: «Силсилат-уз-заҳаб», «Саломон ва Абсол», «Тӯҳфат-ул-Аҳрор», «Субҳат-ул-аброр», «Юсуф ва Зулайхо», «Лайлӣ ва Маҷнун», «Хираднромаи Искандарӣ». Худи шоир дар бораи «Ҳафт авранг» ном гирифтани маснавиҳояш чунин мегӯяд: «Ва чун ин маснавиёти ҳафтгона ба манзилаи ҳафт бародаронанд, ки аз пушти падари хомаи воситиниҳод ва шиками давоти чининажод ба саодати валодат расиданд ва аз матмураи ғайб ба маъмураи шаҳодат расида, мешояд, ки ба «Ҳафт авранг», ки дар луғати Пурси қадим иборат аст аз Ҳафт бародарон, ки ҳафт кавкабанд дар ҷиҳати шимол зоҳир ва бар ҳаволии қутби шимолӣ, доир, номзад шаванд. Рубоӣ:

Ин ҳафт сафина дар сухан якранганд
В-ин ҳафт хазина дар гуҳар ҳамсанганд.
Чун Ҳафт бародарон бар ин чархи баланд
Номӣ шуда дар замин ба «Ҳафт авранг»-анд».[4]

«Баҳористон», ки аз ҳашт равза иборат мебошад, асари панду ахлоқӣ буд, дар пайравии «Гулистон»-и Саъдӣ навишта шудааст. Ҷомӣ дар ин асараш, ки ба фарзандаш Зиёуддин бахшида шудааст, ба бани башар дарси садоқату вафодорӣ, одамият ва шинохти ҳаёт медиҳад. Ҳамаи ҳикоятҳои он дилпазиру зебо ва дастурдиҳандаву

ибратомӯзанд. Бинобар ин, шоир барҳақ даъват ба амал меорад, ки ба ин гулистони сухан ва баҳористони фикру андеша ворид бишаванд, аз дурдонаҳои қиматбаҳои он бархурдор гарданд ва пандҳои ҷовидонаи онро овезаи гӯшу ҳуши хештан бинамоянд:

Гузаре кун дар ин баҳористон,
То бубинӣ дар ӯ гулистонҳо.
В-аз латоиф ба ҳар гулистоне
Раста гулҳо, дамида райҳонҳо.[5]

Бояд гуфт, ки Ҷомӣ на танҳо шоири илҳом, балки мутолиа ҳам будааст. Вай на фақат бисёре аз осори адабӣ, балки илмии пеш аз худ ва ҳамрӯзгоронашро хондаву аз онҳо суд ҷустааст. Танҳо зикри номҳои шуарову удабову уламо дар осори Ҷомӣ кофист бидонем, ки ӯ то чи ҳад аҳли мутолиа будааст ва дар фарогирии осори пешиниён, ба вижа давовину куллиёти ашъори гӯяндагон, пешдастӣ доштааст. Номҳои Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Ибни Сино, Унсурӣ, Аҳмади Ҷомӣ, Муиззӣ, Низомӣ, Анварӣ, Хоқонӣ, Саноӣ, Аттор, Мавлавӣ, Саъдӣ, Заҳир, Салмон, Камоли Исфаҳонӣ ва Хуҷандӣ, Хусрав ва Ҳасани Деҳлавӣ, Ҳофиз ва дигарон, ки дар ғазалу маснавию қасидаҳояш ба чашм мерасанд, аз вусъати назару огоҳӣ ва мутолиаи зиёдаш сареҳан хабар медиҳанд. Ҳамзамон, ӯ дар равзаи ҳафтуми «Баҳористон» ва «Нафаҳот-ул-унс» низ роҷеъ ба адибон маълумот медиҳад ва дар бораи шеъру мақомашон арзишдоварӣ менамояд ва бад-ин тартиб намояндаи як адабиёти бузург будани хештанро ба намоиш мегузорад.

Албатта, Ҷомӣ ба ҷуз ин адибон, ки дар осори мухталифаш аз эшон ёдоварию доварӣ намудааст, боз ба осори даҳҳо гӯяндагони дигари пеш аз худ низ ошно будааст ва аз каломашон баҳраҳо бардоштааст. Воқеан, барои як шоири хуб шудан, ба ғайр аз таҳсилоти адабиву

илмӣ, бояд ногузир осори пешиниёнро бодиққат хонд, омӯхт ва аз бар кард. Ба қавли Низомии Арӯзии Самарқандӣ, «аммо шоир ба ин дараҷа нарасад, илло, ки дар унфавони шабобу дар рӯзгори ҷавонӣ бист ҳазор байт аз ашъори мутақаддимин ёд гирад ва даҳ ҳазор калима аз осори мутааххирон пеши чашм кунад. Ва пайваста давовини устодон ҳамехонаду ёд ҳамегирад, ки дар омадшуду беруншуди эшон аз мазоиқу дақоиқи сухан бар чӣ ваҷҳ будааст, то тариқу анвои шеър дар табъи ӯ муртасим шавад ва айбу ҳунари шеър бар сафҳаи хиради ӯ мунаққаш гардад, то суханаш рӯ дар тараққӣ дорад ва табъаш ба ҷониби улув майл кунад».[6] Воқеан, «Франсис Бекон-файласуфи маъруфи англисӣ, ки яке аз муҷидони равиши таҷрибӣ ба шумор меравад, улумро тибқи равиши илмӣ табақабандӣ карда ва ҳикмату ҳукаморо ба се даста тақсим мекунад ва марҳум Муҳаммадалии Фурӯғӣ дар мақоми ташбеҳ ҳукамои аввалро назири анкабут медонад, ки доиман аз мояи дарунии худ тор метанад ва пардаи сусти бе асос мебофад ва ҳукамои қисми дуюмро монанди мӯрча медонад, ки ҳамвора дона фароҳам мекунад ва тасарруфе наменамояд. Ва ҳол он ки ҳакими воқеӣ бояд монанди занбӯри асал бошад, яъне ҳамчунон ки занбӯр мояро аз гулу гиёҳ мегирад ва ба ҳунари худ аз он ангубин месозад, ҳаким ҳам бояд мояи илмро аз таҷриба ва мушоҳида гирифта, ба қувваи ақлӣ аз он ҳикмат бисозад».[7] Ҷомӣ аз ҳамин гуна адибон аст, ки чун занбӯри асал бар гулу гиёҳ менишинад, яъне аз осори пешиниён меомӯзад ва бо ҳунари худ аз он ангубин-шеъри ноб месозад ва тақдими аҳли ҷомеа менамояд. Ба ин маънӣ, худи ӯ мегӯяд:

Фазли Ҷомӣ, бас ин қадар, ки кунад
Хӯшачинӣ зи хирмани фузало.[8]

Дар ҳақиқат, яке аз роҳҳои парвариши завқу истеъдоду қареҳаи адабӣ аз қадимтарин замонҳо мутолиаи

осори гузаштагон, назира гуфтан, пайравию истиқбол ва нуктаомӯзию ҳифзи ашъори эшон будааст. Ҷомӣ дар ин боб дар асри худ саромад аст ва мо касеро суроғ надорем, ки ба ин ҳад ба осори гузаштагон таваҷҷӯҳ зоҳир кардаву баҳрабардорӣ намуда бошад. Бинобар ин, таассури Ҷомӣ аз адибони пешин як масъалаи муҳим ва қобили баррасӣ то имрӯз боқӣ мемонад. Албатта, муҳаққиқону донишмандон доир ба муносибати Ҷомӣ бо пешиниён дар асарҳояшон на танҳо ба таври мухтасар ишораву изҳори ақида кардаанд, балки мақолот ва фаслу бобҳои алоҳида низ навиштаанд. Дар ин замина метавон аз мақолаҳои Аълохон Афсаҳзод-«Ҷомӣ ва ғазалнависони пешин»[9], «Ҳофиз ва Ҷомӣ»[10], «Муҳаммадвафо Бақоев-«Ҷомӣ ва Хусрав»[11], Абдунабӣ Сатторзода-«Ҷомӣ ва саромадон»[12] ва ғайра ном бурд. Аммо дар ин замина боз ҳам ҷои сухан гуфтан дар миён аст, зеро ин навиштаҳо ва нигоришоти дигар асосан муносибати Ҷомиро бо шоироне чун Хусрав, Саъдӣ, Ҳофиз, Камол ва чанд тани дигар фаро мегиранду бас. Аммо доир ба муносибати Ҷомӣ бо Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Аҳмади Ҷомӣ, Саноӣ, Аттор, Низомӣ, Камоли Исмоил, Мавлавӣ ва ҳамрӯзгорони ӯ- Исмати Бухороӣ, Котибӣ, Фаттоҳии Нишопурӣ, Шоҳ Қосими Анвор, Амиршоҳии Сабзаворӣ, Шоҳ Неъматуллоҳи Валӣ ва дигарон то ҳол мақолаву пажӯҳишоти алоҳида нашудааст. Бояд дар ин росто пажӯҳишро идома дод, зеро барои шинохти як шоир, арзиши кору осор ва фаҳму дарки каломаш ночор аз таъсирпазирӣ ва таъсиргузориаш воқиф будан хеле муҳим ва зарур мебошад.

Дар бораи таъсиргузории Ҷомӣ, ки аз замони зиндагиаш шурӯъ шудаву то имрӯз идома дорад, ҳоҷати сухан нест, чунки дар тӯли зиёда аз 600 сол дар адабиёти мо қариб шоире нест, ки аз вай таъсир напазируфта бошад. Таъсири каломи ӯ ба шоироне чун Навоӣ, Фиғонӣ, Ҳотифӣ, Биноӣ, Ҳилолӣ, Дарвеши Деҳакӣ, Мактабии Шерозӣ, Аҳлии Шерозӣ, Абдибеки Шерозӣ, Ҳайдари

Ҳиравӣ, Сарфии Кашмирӣ, Муҳташами Кошонӣ, Қудсии Машҳадӣ, Ғазолии Машҳадӣ, Назирии Нишопурӣ, Урфии Шерозӣ, Мушфиқӣ, Нахлии Бухороӣ, Шавкати Бухороӣ, Нозими Ҳиротӣ, Толиби Омулӣ, Калими Кошонӣ, Соиби Исфаҳонӣ, Фасеҳии Ҳиротӣ, Файзии Даканӣ, Носиралии Сарҳиндӣ, Сайидо, Шоҳин, Иқбол, Халилӣ, Айнӣ, Турсунзода, Лоиқ ва дигарон бармалост.

Албатта, роҷеъ ба таъсири осори Ҷомӣ ба гӯяндагони пасин на танҳо муаллифони китобҳои таърихи адабиёт ва донишмандон дар пажӯҳишу ҷусторҳои хеш ишора кардаанд, балки мақолаҳои алоҳида низ навиштаанд. Мақолаҳои Аълохон Афсаҳзод- « Ғазалиёти Ҷомӣ ва ғазалнависии шоирони нимаи дуюми асри 15»[13], Абубакр Зуҳуриддинов- «Муқоисаи маснавии «Юсуф ва Зулайхо»-и Ҷомӣ бо «Юсуф ва Зулайхо»-и Нозим [14], Субҳон Амирқулов- «Муқоисаи достонҳои «Юсуф ва Зулайхо»-и Ҳозиқ ва Ҷомӣ»[15], Султон Воҳидов- «Ҷомӣ ва Навоӣ»[16], М. Шукуров-«Ҷомӣ ва адабиёти советии тоҷик»[17] ва ғайра ба ҳамин мавзӯъ бахшида шудаанд, лиҳозо, мо ба қадри имкон кӯшидем, ки дар ин мавзӯъ дигаронро такрор накунем, балки иртиботи Ҷомиро ба шоироне нишон бидиҳем, ки то ҳол ковида нашудаанд.

Рисолаи мо аз се боб иборат буда, боби аввал таъсирпазирии Ҷомиро аз Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Ҳасани Деҳлавӣ фаро мегирад. Дар боби дувум оид ба таъсири Ҷомӣ ба Фиғонӣ, Ҳотифӣ, Осафӣ, Ҳилолӣ ва дар боби севум дар хусуси шеъри Ҷомӣ ва нақши он дар осори Иқбол, Айнӣ ва Турсунзода изҳори назар шудааст. Он ба 600-солагии шоир бахшида мешавад, шоире, ки осораш марзу бумҳои мухталифро дарнавардида ва ба дили мардумони олам роҳ ёфта. Тавре ки шоири озар Мубориз Ализода гуфтааст:

Манам дилдодаи халқе, ки Ҷомӣ буда аз онаш,
Ба олам нур пошида чароғи илму ирфонаш.

Бинозам миллатеро, к-ӯ насаб аз Рӯдакӣ дорад,
Ки бошад гавҳари пурарҷ ҳар байте зи девонаш…
Дар он даврони торикӣ таваллуд ёфта Ҷомӣ,
Ки модар дода шири маърифат аз нуки пистонаш.
Низомивор сар зад аз бисоти хиргаҳи шоҳон,
Чу Хоқонӣ ду нон нагрифт ӯ аз дасти дунонаш.
Манам туркизабон нисбат ба Озарбойҷон дорам,
Шудам дар лафзи тоҷику дарӣ акнун санохонаш.[18]

ПАЙНАВИШТҲО:

1.Шерхони Лудӣ.Миръот-ул-хаёл.Бомбай,1324,с.73.
2.К.Биноӣ.Ҳикоёт ва тамсилот.Нашр. давл. Тоҷ., Сталинобод, 1963, с.40-42.
3.Аълохон Афсаҳзод.Ҷомӣ-адиб ва мутафаккир. Душанбе, Ирфон, 1989,с.221-222.
4.Ҳамон ҷо, с.258.
5.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.7,Душанбе,Адиб,1989,с.332.
6.Низомии Арӯзии Самарқандӣ. Чаҳор мақола. Душанбе, Ирфон, 1986, с.55.
7.Муҳаммадали Фурӯғӣ. Сайри ҳикмат дар Урупо.Нашри Албурз. Теҳрон,1375,с.109.
8.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,Душанбе,Ирфон,1987,с.415.
9.Аълохон Афсаҳзод. Ҷомӣ-шоири ғазалсаро. Душанбе, Маориф, 1989,с.169.
10.Ҷашнномаи Ҳофиз. Душанбе, Дониш,1971,с.138-149.
11.Абдураҳмони Ҷомӣ. Маҷмӯаи мақолаҳо. Душанбе, Ирфон,1965, с.137-146.
12.Абдунабӣ Сатторзода. Афкори адабӣ ва эстетикии Абдураҳмони Ҷомӣ. Душанбе, Ирфон,1975,с.78-97.
13.Аълохон Афсаҳзод. Ҷомӣ-шоири ғазалсаро,с.229-256.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ. Маҷмӯаи мақолаҳо,с.159-172.
15.Ҷашнномаи Ҷомӣ. Ленинобод,Ирфон,1969,с.98-120.
16.Ҳамон ҷо,с.48-68.
17.Абдураҳмони Ҷомӣ. Душанбе,Дониш,1973,с.36-44.
18.Ҳамон ҷо,с.220-221.

## БОБИ ЯКУМ

## РӮДАКӢ ВА ҶОМӢ

Ба ибрат зи пешиниён ёд кун,
Дил аз ёди пешиниён шод кун!
Ҷомӣ

Баъди суқути давлати миллии Сомониён ва рӯи кор омадани давлатҳои ғайримиллии Ғазнавиён, Салҷуқиён, Темуриён, Шайбониён, Манғитиён ва ғайра ва рӯҳи мазҳабию ирфонӣ гирифтани ҷомиа шоирони миллии мо мавриди фишору бемеҳрӣ қарор мегиранд. Хусусан, баъди ҳуҷуми муғул нуфузи осори шоирони миллии мо дар арсаи зиндагӣ хеле кам мегардад ва рӯ ба коҳиш меорад. Ҳамин рӯҳи мазҳабию ирфонӣ дар ҷомиа боис мешавад, ки осори шоирони миллии мо аз барномаҳои мактабу мадорис берун андохта шаванд. Ин ҳол то асри гузашта идома меёбад. Танҳо баъди ғалабаи Инқилоби Октябр (1917) ва Бухоро (1920) шоирони миллии мо имкони ба барномаи таълиму омӯзиш ворид шуданро пайдо менамоянд. Аммо дар асри XV, асре, ки Ҷомӣ дар он мезист ва эҷод мекард ва мо дар борааш сухан гуфтан мехоҳем, осори Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Носири Хусрав, Фахруддини Гургонӣ, Адиб Собир ва ғайра омӯхтаву тарғибу ташвиқ намешуд, зеро, тавре ки гуфтем, рӯҳи миллӣ ба заъф гароида, рӯҳи мазҳабию ирфонию тасаввуфӣ ҷойгузини он гардида буд. Хусусан, адабиёт бештар дар қаламрави шариату тариқату ҳақиқат ҳаракат мекард ва дар мактабу мадрасаҳо бештар осори шоирони мазҳабӣ ва сӯфиву ориф омӯхта мешуданд. Хусусан, баъди ҳуҷуми Ғазолӣ ва пайравони афкори ӯ бар зидди аҳли илму адаб, аз ҷумла Ибни Синову Закариёи Розию Фахри Розӣ, илму ҳикмати Юнон ва равшанфикрон,

бештари аҳли қалам ба таҳқири илму doниш, фалсафаву ҳикмат ва намояндагони он мепардозанд ва рӯирост аз илму ақлгароӣ ҷилавгирӣ менамоянд. Аз ин хотир, агар то давраи муғул шоирони миллии мо, аз ҷумла Рӯдакӣ, дар осори шоирон номбар шуда, шеъраш мавриди тақлиду пайравию тазмини гӯяндагон қарор гирифта бошад, пас аз ҳуҷуми онҳо ба номи ин шоир ба нудрат дар осори шоирон рӯ ба рӯ мешавем. Танҳо дар тазкираву ҷунгҳо ба исми ин шоир дучор мешавем, ки ин бори дигар аз боло рафтани рӯҳи мазҳабию ирфонӣ дар ҷомиа дарак медиҳад. Ба сухани дигар, агар Манучеҳрӣ, Фаррухӣ, Адиб Собир, Хоқонӣ ва дигарон, ки то давраи муғул зистаанд, дар осори хеш мустақиман аз Рӯдакӣ ном бурдаву ашъорашро мавриди татаббӯву тазмин қарор дода бошанд, минбаъд, яъне дар асрҳои Х111, Х1У,  Рӯдакӣ дар осори шоирон  қариб, ки ёд намешавад, балки, тавре ки гуфтем, фақат дар тазкираву фарҳангҳо ному осори шоир оварда мешаваду бас. Баръакси ин, пайравӣ ба осори шоирону нависандагони ғайримиллию ғайримасъул ва суфиву ориф авҷ мегирад ва адибон тез-тез дар ашъорашон номи онҳоро зикр менамоянд. Аммо дар асри ХУ, асре ки Ҷомӣ зиндагию эҷод кардааст, ин гуна рӯҳия, яъне рӯҳияи мазҳабию орифонаву суфиёна дар ҷомеа, боз ҳам боло мегирад. Бинобар ин,мо дар осори адибони ин аср низ ба номи Рӯдакӣ хеле кам рӯ ба рӯ мешавем. Осораш низ нуфузи чандоне надорад, аз девонаш низ дараке нест, зеро зоҳиран дар замони ҳуҷуми муғул ва ҳатто шояд пеш аз он аз байн рафтааст. Аз ин хотир, осораш нуфузи асрҳои пешинро (Х,Х1,Х11-ро) надорад. Аз ӯ бештар дар тазкира ва китобҳои луғату адабиётшиносию таърих,аз ҷумла дар «Баҳористон»-и Ҷомӣ, «Тазкират-уш-шуаро»-и Давлатшоҳи Самарқандӣ, «Маҷолис-ун-нафоис»-и Алишери Навоӣ ёд мешавад. Инак, маълумоти дар равзаи ҳафтум овардаи Ҷомиро аз «Баҳористон», ки дар бораи Рӯдакӣ додааст, ба хониш мегирем: «Вай аз Мовароуннаҳр аст ва

аз модар нобино зодааст. Аммо чунон закию тезфаҳм будааст, ки дар ҳаштсолагӣ Қуръонро ба тамом ҳифз кард ва қироат биёмӯхт ва шеър гуфтан гирифт. Ва ба воситаи ҳусни савт дар мутрибӣ афтоду ӯд биёмӯхту дар он моҳир шуд. Ва Наср бинни Аҳмади Сомонӣ ӯро тарбият кард. Гӯянд, ки ӯро дувист ғулом буд ва чаҳорсад шутур дар зери рахту бори ӯ мерафт ва баъд аз вай ҳеҷ шоирро ин макнат набуда. Ва ашъори вай, ал-ӯҳдату ала-р-ровӣ сад дафтар баромадааст. Ва дар «Шарҳи Яминӣ» мазкур аст, ки ашъори вай ҳазор ҳазору сесад байт будааст ва аз суханони вай аст дар сифати шароб:

Он ақиқӣ мае, ки ҳар кӣ бидид,
Аз ақиқи гудохта нашнохт.
Ҳар ду як ҷавҳаранд, лек ба табъ
Ин бияфсурду он дигар бигдохт.
Нобисуда ду даст рангин кард,
Ночашида ба торак андар тохт.

Ва дар насиҳат гӯяд:

Замона панде озодвор дод маро,
Замонаро чун накӯ бингарӣ, ҳама панд аст.
Ба рӯзи неки касон, гуфт, ғам махӯр зинҳор,
Басо касо, ки ба рӯзи ту орзуманд аст.

Ва дар баъзе таворих чунин мазкур аст, ки Наср бинни Аҳмад аз Бухоро омад ва ба Марви Шоҳҷон нузул фармуда буд ва муддати макси вай он ҷо мутамодӣ шуд. Аркони давлатро хотири Бухорову қусур ва басотини он мекашид. Аз Рӯдакӣ чизи бисёре тақаббул карданд, то байте чанд мушаввиқу мурағғиби вай ба Бухоро бигӯяд ва дар маҳалле муносиб бар оҳанги ӯд бар он тараннум кунад. Ва дар саҳарӣ, ки подшоҳ сабӯҳӣ карда буд, ин абётро бар оҳанги ӯд соз карду бихонд. Қитъа:

Боди ҷӯи Мӯлиён ояд ҳаме,
Бӯи ёри меҳрубон ояд ҳаме.
Реги Омуву дуруштиҳои ӯ
Зери по чун парниён ояд ҳаме.
Оби Ҷайҳуну шигарфҳои ӯ
Хинги моро то миён ояд ҳаме.
Эй Бухоро, шод бошу дер зӣ,
Шоҳ наздат меҳмон ояд ҳаме.
Шоҳ моҳ асту Бухоро осмон,
Моҳ сӯи осмон ояд ҳаме.
Шоҳ сарв асту Бухоро бӯстон,
Сарв сӯи бӯстон ояд ҳаме.

Чунон дар нафси вай таъсир кард, ки бо шиққаи хосу кашф савор шуд ва як манзил бирафт. Ва дар баъзе таворих ин ҳикоятро ба султон Санҷару амир Муиззӣ нисбат кардаанд. Валлоҳу таоло аълам».1

Тавре ки мебинем, Ҷомӣ дар бораи аз Мовароуннаҳр будани Рӯдакӣ, ҳадди фазлу заковат, бархурдорӣ аз мусиқӣ, ҳофизи қуръонхону ӯднавози моҳир ва қарини Наср бинни Аҳмади Сомонӣ (914-943) будан, ғулому амволи зиёд доштан, сарватмандӣ, инъоми зиёд гирифтан, ашъори зиёд доштан ва кӯри модарзод будани ӯ сареҳан хабар медиҳад. Албатта, ӯ дар овардани ин маълумот ба манбаъҳои пешин, аз ҷумла осори Дақиқӣ, Носири Хусрав, Абӯзироаи Гургонӣ, тазкираи Авфӣ ва ғайра, такя менамояд. Мо ин гуна маълумотро бо андак тағйире дар тазкираи Давлатшоҳи Самарқандӣ ва тазкираи Алишери Навоӣ, ки аз рӯи тасаввуроти роиҷ дар асри ХУ эҷод шудаанд, низ мебинем. Аммо Ҷомӣ доир ба Рӯдакӣ на фақат дар фасли ҳафтуми «Баҳористон», балки дар осори дигараш, аз ҷумла «Силсилат-уз-заҳаб», дар фасли «Ишорат ба баъзе шуарои мутақаддим…» низ маълумот медиҳад. Ӯ дар ин асари худ, ки як навъ маълумоти дар «Баҳористон» додаи худро

тақвият мебахшад, тавассути осори шоирон, аз ҷумла Рӯдакӣ ҷовидонагӣ ёфтани номи подшоҳону дудмонҳои давлатӣ, ба вижа Сомониёнро дар сафҳаи зиндагӣ таъкид ва таъйид менамояд. Чунончи, ӯ мегӯяд:

Ҳаббазо, шоирони мидҳатсанҷ,
Бурда дар мадҳи шаҳриёрон ранҷ.
Номи эшон зи ҷунбиши аҳлом
Сабт карда ба дафтари айём.
Гар намондаст чашмашон зинда,
Номашон зиндаест поянда.
Рӯдакӣ, он ки дур ҳамесуфтӣ,
Мадҳи Сомониён ҳамегуфтӣ.
Чун ба он қавм ҳамсафар мерафт,
На ба оини мухтасар мерафт.
Силаи назмҳои ҳамчу дураш
Буд дар бори чорсад шутураш.
Чун шутур з-ин работ берун ронд,
Бар замин ғайри шеър ҳеҷ намонд.
Номи ӯро, ки мебаранд имрӯз,
Ҳаст аз он шеъри анҷуманафрӯз.
Ҳамчунин номи оли Сомонро
Неккорону некномонро
Зинда ба назми хеш медорад
В-аз паси парда пеш меорад…2

Мусаллам аст, ки Ҷомӣ на танҳо дорои осори зиёди адабӣ, балки илмию ирфониву тасаввуфию адабиётшиносӣ низ мебошад, осоре мисли «Нафаҳот-ул-унс», «Рисолаи қофия», «Рисолаи мусиқӣ», «Шарҳи рубоиёт» ва ғайра. Ӯ дар ин осораш низ оид ба шуарову удабо, аҳли илму ирфону тасаввуф маълумоти гуногун медиҳад ва аз осорашон намунаҳо нақл менамояд. Масалан, вай дар «Рисолаи арӯз» дар бораи ченакҳои воҳиди шеърӣ, таърифи каломи мавзуну зиҳоф ва аҳамияти баҳру вазнҳо ва

доираҳои онҳо маълумоти сода, аммо хеле муҳим медиҳад ва ҳамзамон, аз эҷодиёти шоирон, аз ҷумла Рӯдакӣ, Мавлавӣ, Саъдӣ, Ҳофизу Камол, ки аз аркони муҳими шеъри форсии тоҷикӣ маҳсуб меёбанд, мисолҳо меорад. Чунончи, ӯ ҳангоми зикри баҳри мутадорик ду байти Рӯдакиро (бо зикри номаш) аз як ғазали ӯ дар вазни мақзуби аслам меорад ва бо санъати саҷъ оро додани онро гӯшрас менамояд ва мегӯяд: «Ва Рӯдакӣ бар вазни мақбузи аслам ғазале гуфтааст ва дар он саҷъ нигоҳ доштааст ва ин ду байт аз он аст:

Гули баҳорӣ, бути таторӣ,
Набид дорӣ, чаро наёрӣ?
Фаӯлу фаълун фаӯлу фаълун
Набиди равшан чу абри баҳман
Ба тарфи гулшан чаро наборӣ?». 3

Ҷомӣ дар бахши «Баҳри хафифи махбун» низ мисоле аз Рӯдакӣ меорад ва менависад: «Рӯдакӣ бар мусаммани ин баҳр ғазале гуфтааст ва матлааш ин аст:

Гар кунад ёрие маро ба ғами ишқ он санам,
Фоилотун мафоилун фаилотун мафоилун
Битавонад зидуд з-ин дили ғамхора занги ғам.
Фаилотун мафоилун фаилотун мафоилун». 4

Мо медонем, ки Ҷомӣ, пеш аз ҳама, бо ғазалу маснавӣ ва «Баҳористон»-аш иштиҳор дорад. Агарчи Рӯдакӣ низ дар сурудани ғазалу маснавӣ шӯҳрат дорад аммо аз онҳо хеле кам боқӣ мондааст. Аз ин хотир, пайравӣ ба ғазалҳои Рӯдакӣ дар осори Ҷомӣ нисбат ба ғазалсароёни сутург хеле маҳдуд ва камранг аст. Аммо, ба ҳар ҳол, дар байни анбӯҳи ғазалиёти Ҷомӣ ба ғазалҳое дучор мешавем, ки шоир онҳоро бо ҳамон шаклу вазну қофияи ғазалҳои ба номи Рӯдакӣ бозмонда сурудааст. Аз ҷумла ғазалҳои зерро:

Набурд каъбаам аз хотир ин таманноро,
Ки қиблагоҳ кунам хаймагоҳи Салморо. 5

XXX

Шуд саҳар қоиди иқбол мани шайдоро,
Оташи онаса мин ҷониби Тӯрин норо. 6

XXX

Худо хайр диҳод он ҷавони раъноро,
Ки во раҳонд ба пиронасар зи мо моро, 7

ки ӯ дар пайравии ин ғазали машҳури мансуб ба Рӯдакӣ сурудааст:

Зиҳӣ, фузуда ҷамоли ту зебу ороро,
Шикаста сунбули зулфи ту мушки сороро.
Қасам бар он дили оҳан хурам, ки аз сахтӣ
Ҳазор тарҳ ниҳода-ст санги хороро.
Ки аз ту ҳеҷ мурувват тамаъ намедорам,
Ки кас надида зи сангиндилон мудороро.
Ҳазор бор Худоро шафеъ меорам,
Вале чӣ суд, чу ту нашнавӣ «худоро»-ро?!
Ту Рӯдакӣ ба ғуломӣ қабул агар бикунӣ,
Ба бандагӣ написандад ҳазор Дороро. 8

Тавре ки маълум аст, Рӯдакӣ сардафтари адабиёти мо шинохта шудааст, зеро ӯ аввалкасест, ки соҳиби девон аст ва дар ағлаби анвои шеърии роиҷи замонаш ашъори хубу марғуб гуфтааст ва ҳам осораш нисбат ба ҳамрӯзгоронаш зиёдтар ба мо расидааст. Дигар, вай бисёре аз вожагону таркибот, мавзӯъ ва мазмунҳои шеърӣ, зарбулмасалу мақол, сувари хаёл ва ороишоти адабиро бори аввал дар шеъраш истифода намудааст ва минбаъд дар ашъори шоирони баъдина мавриди корбурди густарда қарор гирифта ва тамкилу тағйир ёфтаанд. Агарчи дар бораи корбурди мустақими мафоҳим, мазомин, вожагону таркиботи шеърӣ, сувари хаёлу аносири тазйинии шеър,

мазмуну мавзӯъ ва ғоя, зарбулмасалу мақоли шеъри Рӯдакӣ дар шеъри шоирон, аз ҷумла Ҷомӣ, сухани қатъӣ гуфтан мушкил аст, аммо, далелҳои мавҷуд, ки дар байни осори гӯяндагони баъд ба чашм мерасанд, ба ҳар ҳол, ба мо маҷол медиҳанд, ки аз ташобуҳ ва ҳаммонандиҳои шеъри эшон бо шеъри Рӯдакӣ сухан дар миён биёварем ва аз ҳузури афкору орои падари шеъри форсии тоҷикӣ дар давраҳои мухталифи таърихӣ дарак бидиҳем. Рӯи ҳамин асос, мо кӯшидем, ки ин гуна ҳамсониҳову ҳамрангиҳоро дар ҳавзаҳои мухталифи шеъри устод Рӯдакӣ ва Ҷомӣ низ мавриди таҳқиқ, тадбиқ ва муқоиса қарор бидиҳем ва аз таъсирпазирии Ҷомӣ аз Рӯдакӣ дар ин заминаҳо ба хонандагон хабар бидиҳем:

Аз Рӯдакӣ:

Ҳам ба чанбар гузор хоҳад буд,
Ин расанро, агарчи ҳаст дароз. 9

Аз Ҷомӣ:

Агар шаҳ в-агар камтарин чокар аст,
Гузораш дар охир бар ин чанбар аст. 10

Аз Рӯдакӣ:

Ин ҷаҳонро нигар ба чашми хирад,
Не бад-он чашм к-андар ӯ нигарӣ. 11

Аз Ҷомӣ:

Ба чашми хирад нозири вақт бош,
Ба ҳусни амал ҳозири вақт бош. 12

Аз Рӯдакӣ:

Ҳар кӣ н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Низ н-омӯзад зи ҳеҷ омӯзгор. 13

Аз Ҷомӣ:

Агар дар ҷаҳон набвад омӯзгор,
Шавад тира аз бехирад рӯзгор. 14

Аз Рӯдакӣ:

Омад ин навбаҳори тавбашикан,
Парниён гашт боғу барзану кӯй. 15

Аз Ҷомӣ:
Тавба зи май кардаму омад баҳор,
Соқии тавбашиканам орзуст. 16
Аз Рӯдакӣ:
Он абр бин, ки гиряд чун марди сӯгвор
В-он раъд бин, ки нолад чун ошиқи каиб. 17

Ба навбаҳорон бистой абри гирёнро,
Ки аз гиристани ӯст ин замин хандон. 18
Аз Ҷомӣ:
Хандаи ғунча бувад вақти гул аз гиряи абр,
Гиряи ман нигар, эй ғунчаи сероб, биханд. 19
Аз Рӯдакӣ:
Ба чашми дилат дид бояд ҷаҳон,
Ки чашми сари ту набинад ниҳон!
Бад-он ошкорат бибин ошкор,
Ниҳонӣ-тро бар ниҳонӣ гумор! 20
Аз Ҷомӣ:
Шавад чашми дилат равшан бад-он нур,
Намонад сирри ҷонон бар ту мастур. 21
Аз Рӯдакӣ:
Дурусту рост кунод ин масал Худой варо:
Агар бибаст яке дар, ҳазор бикшод. 22

XXX

Эзид ҳаргиз даре набандад бар ту,
То сад дигар ба беҳтаре накушояд.23
Аз Ҷомӣ:
Зи сад дар гар умедат барнаёяд,
Ба навмедӣ ҷигар хурдан нашояд.
Даре дигар бибояд зад, ки ногоҳ
Аз он дар сӯи мақсад оварӣ роҳ. 24
Аз Рӯдакӣ:
Ҷаро ҷӯйӣ вафо аз бевафое,
Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро? 25

Аз Ҷомӣ:

Зи гармӣ нарм агар натвонадаш кард,
Чӣ ҳосил з-он ки кӯбад оҳани сард? 26

Маълум аст, ки ағлаби «тасвирҳои шеърӣ дар шеъри замони Сомониён, алалхусус Рӯдакӣ, таҷрибӣ аст ва ҷанбаи ибтикорӣ доранд, зеро бисёре аз онҳо аввалин бор дар шеър худро намоён месозанд, қарордодӣ, омӯзишӣ нестанд, камтар бозсозӣ шудаанд, аксар ҳиссианд ва ба муҳити зиндагӣ ва табиат мустақиман алоқа доранд. Ба каломи дигар, шоирони ин рӯзгор бисёре аз хаёлоти шоиронаро нахустин шуда дохили шеър кардаанд, ки дар адвори минбаъда такомул дидаву бозсозӣ шудаанд ва бо гунаҳои мухталиф ба ҳаёти худ идома додаанд. Мисли ин ташбеҳи ҳуруфӣ, ки дар адабиёти мо бори аввал дар шеъри Рӯдакӣ ба намоиш гузошта шудааст:

Зулфи туро ҷим кӣ кард? –Он ки ӯ
Холи туро нуқтаи он ҷим кард.
В-он даҳани танги ту, гӯйӣ, касе
Донагаке нор ба ду ним кард». 27

Ин ташбеҳи ҳуруфиро, ки аз осори Рӯдакӣ шурӯъ мешавад, дар шеъри шоирони ҳамасри Рӯдакӣ ва гӯяндагони пасин, мисли Маъруфии Балхӣ, Фаррухӣ, Адиб Собир, Низомӣ ва дигарон мушоҳида ва мулоҳиза менамоем. Ҷомӣ ҳам дар асри ХУ аз ин ташбеҳ суд ҷустааст ва ба суханаш «обу рангу холу хат» илқо намудааст:

Турраи унвони ҷамоли ту чу ҷим афтодаст,
Даҳани тангат аз он чашмаи мим афтодаст.
З-он қаду зулф, ки гӯйӣ, алифу ломи ваянд,
Ломалифвор дили хаста дуним афтодаст. 28

Мусаллам аст, ки қасидаи «Шикоят аз пирӣ»-и Рӯдакӣ қадимтарин қасидаи шиквоӣ ва ҳасбиҳолист, ки шоир дар он аз пирии худ шиква менамояд ва бо ҳасрату дард мӯя мекунад, зеро, ба қавли Ғуломҳусайни Юсуфӣ, «пирӣ сарнавишти мусалламиi ҳамагон аст ва ҳар кас дар сурати расидан ба ин марҳала аз умр ногузир, бинобар зарбулмасали ингилисӣ, бо ин «ҳамсафари бад» ҳамроҳ мешавад ва шеър дар ӯ асари хосс тавонад дошт… Дар ҳар ҳол, аз ин таҷрибаи умумӣ бисёр касон, аз ҷумла шоирони форсизабон, сухан гуфтаанд, аммо дар ин миён Рӯдакӣ дар дарозои дерандаи қарнҳо аз кӯҳантарин сарояндагони пирист».29 Дар ҳақиқат, Рӯдакӣ аз аввалин сарояндагони қасидаи пирӣ мебошад. Аз ин хотир, шоироне, ки дар ин мавзӯъ шеър гуфтаанд, ба ин қасидаи маъруфи Рӯдакӣ мурочиат кардаанд ва аз он ба сифати сармашқ суд ҷустаанд. Ҷомӣ низ дар гуфтани ин навъи шеърӣ қувваозмоӣ ва мубодарат намудааст. Чунончи, «Қасидаи шайбия»-и ӯ дар ҳамин мавзӯъ эҷод шудааст. Вақте ки мо онро мехонем:

Сафед шуд чу дарахти шукуфадор сарам
В-аз дарахт ҳамин меваи ғам аст барам…
Ду чашм кардам аз шишаи фаранг чаҳор,
Ҳанӯз бас набувад дар тиловати суварам…
Фишондам чу гуҳар ҳарфро зи махраҷи он,
Чу буд сию ду гавҳар ниҳон ба ҳуққа-дарам.
Гуҳарфишониям имрӯз мушкил аст, ки дод
Ҷафои чарх ба тороҷ ҳуққаи гуҳарам…
Хамида гашт қадам ҳамчу «лом», то чу «алиф
Асо нагирам, суст аст пои раҳсипарам…
Аҷузаест ҷаҳон сеҳрсозу афсунагар,
Ки сохт сеҳри вай аз сирри кор кӯру карам…
Чу теғи тӯҳмату тири ҷафо расад зи ҳасуд,
Бас аст тарки худӣ худу нестӣ сипарам…

Шуд аз ҳақоиқи ирфон дилам хизонаи роз,
Газофи фалсафиён кай ба ним фулс харам?..
Ба баҳри шеър агар фикри ман шавад ғаввос,
Баҳои як гуҳар ояд хироҷи баҳру барам.
Ба боғи наср агар килки ман кунад ҷунбиш,
Зи нахли хуш диҳад бор меваҳои тарам…
Вале чӣ суд, ки дар коми завқи тирадилон
Ҳамеша чошнии талх медиҳад самарам…, 30

хоҳ-нохоҳ, қасидаи «Шикоят аз пирӣ»-и устод Рӯдакӣ фароёди мо меояд:

Маро бисуду фурӯ рехт, ҳар чӣ дандон буд,
Набуд дандон, ло бал чароғи тобон.
Сапеду симрада буду дурру марҷон буд,
Ситораи саҳарӣ буду қатраборон буд.
Яке намонд кунун з-он, ҳама бисуду бирехт,
Чӣ наҳс буд?- Ҳамоно ки наҳси Кайвон буд.
На наҳси Кайвон буду на рӯзгори дароз,
Чӣ буд? -Ман-т бигӯям:-Қазои Яздон буд.
Ҷаҳон ҳамеша чунин аст, гирдгардон аст,
Ҳамеша, то бувад ойин-ш, гирдгардон буд…
Ҳаме чӣ донӣ, ай моҳрӯи мушкинмӯй,
Ки ҳоли банда аз ин пеш бар чӣ сомон буд?..
Дилам хизонаи пурганҷ буду ганҷ сухан,
Нишони номаи мо муҳру шеър унвон буд…
Кунун замона дигар гашту ман дигар гаштам.
Асо биёр, ки вақти асову анбон буд.. 31

Дар анҷом бояд гуфт, ки дар бораи таассури Ҷомӣ аз Рӯдакӣ бархе аз донишмандон низ изҳори ақида намудаанд, аммо дар ин замина эшон бо овардани мисоле иктифо кардаанд. Аз ҷумла устод Аълохон Афсаҳзод дар китоби «Ҷомӣ-шоири ғазалсаро» аз 85 ғазали ҷавобии Ҷомӣ, ки

дар татаббӯи ғазалҳои Заҳир, Саъдӣ, Ҳумом, Низомӣ, Хусрав, Ҳасан, Хоҷу, Имод, Салмон, Ҳофиз, Камоли Хуҷандӣ, Неъматуллоҳи Валӣ, Котибӣ, Исмат, Амиршоҳӣ ва ғайра, ки Фахрии Ҳиравӣ дар «Радоиф-ул-ашъор» овардааст, ёдовар шуда, зимнан аз мазмуни як шеъри Рӯдакӣ мустафид будани Ҷомиро ҳам гӯшрас намуда ва гуфтааст: «Ҳамчунин Абдураҳмони Ҷомӣ аз Аттор, Хоқонӣ, Ҷалолиддини Балхии Румӣ дар ғазалҳояш ном бурда, дар ғазале қофияву радиф, вазн ва мазмуну мавзӯи байти оғози «Маснавии маънавӣ»-ро тазмин мекунад. Дар байте мазмуни як байти Рӯдакӣ, ки Ҷомӣ бо саргузашт ва эҷодиёти ӯ ошноии кофӣ дошт, ба назар мерасад:

Ҷомӣ:
Бори ҳиҷрони ту кӯҳ аст, ин тани лоғар чу коҳ,
Тоқати кӯҳе чунон то кай бувад ин коҳро?
Рӯдакӣ:
Тани ман арзане, ишқи ту кӯҳе,
Чӣ сойӣ зери кӯҳе арзанеро?». 32

Аммо инро ҳам бубояд гуфт, ки таассури Ҷомӣ аз Рӯдакӣ бо мисолҳое, ки мо овардем ва ин намунае, ки устод Аълохон Афсаҳзод зикр кардаанд, поён намепазирад. Агар мо дар ин замина ба ковиши худ идома бидиҳем, боз ҳам метавонем мисол пайдо бинамоем, лекин аз ҳамин мисолҳои андак дармеёбем, ки Ҷомӣ ба осори бозмондаи устод Рӯдакӣ хуб ошно будааст ва аз он дар мавридҳои зарурӣ суд ҷустааст ва бад-ин тартиб меросбари бузурги гузаштагон, аз ҷумла Рӯдакӣ, будани худро исбот намудааст. Ба қавли дигар, «Ҷомӣ чи дар маснависароӣ ва чи дар ғазалгӯӣ силсилаи классикони бузурги асримиёнагии форсу тоҷикро ба анҷом расонида, аз падари шоирон Рӯдакӣ ва Фирдавсӣ сар карда, то Камоли Хуҷандӣ,

беҳтарин анъанаҳои онҳоро давом додааст»33. Ин андешаро худи шоир низ тасдиқ менамояд ва мегӯяд:

Ёр аз ёр кунад касби камол,
Ёр аз ёр барад ҷоҳу ҷалол.34

ПАЙНАВИШТҲО:


1.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.7, Душанбе, Адиб,1989,с.439-441.
2.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.3, Душанбе, Адиб, 1987,с.156.
3.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.8, Душанбе, Адиб,1990,с.202.
4.Ҳамон ҷо,с.199.
5.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.7, с. 35.
6.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1, Душанбе,1986,с.110.
7.Ҳамон ҷо ,с.112.
8Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор. Душанбе, Адиб, 2007,с.51.
9.Ҳамон ҷо ,с.120.
10.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5, Душанбе, Адиб,1988 ,с.382.
11.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор ,с.176.
12.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.356.
13.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор,с.329.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.263.
15.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор,с.321.
16.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,с.268.
18.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор,с.61.
18.Ҳамон ҷо,с.300.
19.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,с.338.
20.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор,с.349.
21.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4, Душанбе, Адиб,1988,с.244.
22.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор,с. 100.
23.Ҳамон ҷо,с.107
24.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4,с.276.
25.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор,с.52.
26.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4,с.303.
27.Ҷамолиддин Саидзода. Сувари хаёл дар шеъри Рӯдакӣ. Душанбе,2009,с.9-10.
28.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6,Душанбе,Адиб,1988,с.108.






29.Ғуломҳусайни Юсуфӣ. Чашмаи равшан. Теҳрон,1388,с.26.
30.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,с.46-48.
31.Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ. Ашъор. Душанбе, Адиб,2007,с.76-78.
32.Аълохон Афсаҳзод. Ҷомӣ-шоири ғазалсаро. Душанбе, Маориф,1989,с.64
33.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,с.19.
34.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4 ,с.110.

## ФИРДАВСӢ ВА ҶОМӢ

Ки ҳар кас, ки дар сухан дод дод,
Зи ман ҷуз ба некӣ надорад ёд.
Фирдавсӣ

Пас аз инқирози давлати миллии Сомониён ва ба тахт нишастани Маҳмуди Ғазнавӣ ва соири сулолаҳои турку муғул рӯҳи миллӣ ба заъф гароид ва рӯҳи мазҳабӣ ҷойгузини он гардид. Хусусан, ба суннати шоҳномсароӣ, ки баҳри тарбия ва парвариши рӯҳи миллӣ аҳамияти бисёр муҳим дошт, зарбаи сахт зад. Ҳақ бар ҷониби устод Холиқ Мирзозода аст, ки мегӯяд: «Ба сабаби кишвари Осиёи Миёна ва Эронро забт кардани аристократияи турк, таъқиб шудани ҳиссиёти ватандӯстии мардуми эронӣ, дубора қувват гирифтани таъсири хилофати араб ва таъқиб гардидани ҳаракати шуубия ва махсусан муносибати манфии султон Маҳмуд ба шоҳномасарои бузург Фирдавсӣ анъанаи шоҳноманависӣ ба таназзул рӯй овард. Ҳарчанд ки дар мисоли «Гаршоспнома»-и Асадии Тӯсӣ, «Бахтиёрнома»-и Мухторӣ, «Сомнома», «Барзунома», «Ҷаҳонгирнома», «Фаромарзнома», «Бону Гуштаспнома», «Баҳманнома», «Кӯшнома», (муаллифонашон номаълум) дар мавзӯи қаҳрамонӣ ва қаҳрамонони қадим эҷод намудани достонҳо вуҷуд дошт, вале он қувват, таъсир ва мундариҷаи ғоявие ки «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ дорост, надошт. «Искандарнома»-и Низомиро давоми анъанаҳои искандарномаи «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ мешуморанд, ҳол он ки ин достон баъд аз Фирдавсӣ анъана ва равияи ғоявии нав пайдо карда буд. Ин достон аз хислати қаҳрамонӣ дида, бештар мундариҷаи адолатхоҳӣ ва ҳакимона пайдо кардааст, ки ин маъниро хирадномаҳои достони Низомӣ ва

Ҷомӣ тасдиқ менамоянд».1 Дар ҳақиқат, агарчи достонҳои Низомӣ ва Ҷомӣ дар пайравии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ эҷод шудаанд, аммо дорои вижагиҳои тоза ва ғояи нав мебошанд. Дар ин достонҳо рӯҳияи мазҳабию адолатхоҳона ва ахлоқиву ҳикамӣ бар рӯҳи қаҳрамонию миллӣ, ки Фирдавсӣ тасвир ва тарғиб менамояд, ғалаба доранд. Аз ин рӯ, агарчи Низомӣ дар халқи образи Искандар нақши Фирдавсиро махсус дар «Искандарнома»-и хеш таъкид менамояд:

Сухангӯи пешина донои Тӯс,
Ки орост рӯи сухан чун арӯс…,2

аммо симои  Искандар дар достони ӯ дар муқобили рӯҳи миллӣ қарор дорад, зеро вай дар баробари нигоҳ доштани адолати иҷтимоӣ, эътиқоди эрониёнро поймолу ҳуқуқашонро нақз менамояд, оташкадаҳоро месӯзонад, пайравони дини зардуштиро таъқиб мекунад ва аз байн мебарад:

Сикандар бифармуд,к-эрониён
Кушоянд аз оташпарастӣ миён.
Ҳамон дини деринро нав кунанд,
Гароиш сӯи дини Хусрав кунанд.
Муғонро ба оташ супоранд рахт,
Бар оташкада кор гиранд сахт.
Сикандар чу кард он биноҳо хароб,
Равон кард ганҷе чу дарёи об.
Чунон дод фармон шаҳи некрой,
Ки расми муғон кас наёрад ҷой.
Ҳама нақши найрангро пора кард,
Муғонро зи бутхона овора кард.
Фусунномаи Зандро пора кунанд
Вагарна, ба зиндон дафтар кунанд.
Ба ҳар ҷо, ки оташе дид, чуст,
Ҳам оташ фурӯ гашту ҳам Занд шуст.3

Албатта, дар асри Ҷомӣ, яъне асри 15 низ суннати достонсароӣ идома дошт ва шоирон дар пайравии достонҳои Дақиқӣ, Фахруддини Гургонӣ, Низомӣ ва Хусрави Деҳлавӣ достонҳои хешро менавиштанд. Хусусан, дар ин ҳангом, пеш аз ҳама, суннати ҷавобгӯӣ ба «Хамсатайн» хеле авҷ гирифта буд. Ба «Шоҳнома» низ ҷавоб мегуфтанд, аммо ба андешаи устод Аълохон Афсаҳзод, «дар ин бобат пайравӣ ба «Шоҳнома» фарқ дорад. Ҳангоми пайравӣ ба достонҳои «Хамса», «Ҳадиқа», «Бӯстон», «Маснавии маънавӣ» ва монанди онҳо мазмун, вазн, тарҳ ва ғояи асари татаббӯъшаванда нигоҳ дошта мешаванд. Дар ҷавобгӯӣ ба «Шоҳнома» ин ҳодиса ба назар намерасад. Мазмуни қиссаҳои «Шоҳнома»-ро касе аз нав ба риштаи назм намекашад. Шоирони муқаллид танҳо вазни «Шоҳнома»-ро гирифта, оҳанги ҳамосавӣ ва қаҳрамонии онро тақлид мекунанд. Достони Хисрав, Баҳроми Гӯр ва Искандар, ки дар «Шоҳнома» низ мавҷуданд, дар пайравии Низомӣ суруда мешаванд. Ба ҳамин тариқ, шоироне зиёде вақоеъномаҳои ҳокимони муосиронаш ва аҷдоди онҳоро дар вазн ва шеваи «Шоҳнома» ба риштаи назм кашидаанд. Чунинанд достонҳои Озарӣ «Баҳманнома», оид ба салотини Бахмании Ҳинд, Мирзо Қосими Гунбодӣ «Шоҳрухнома» (5 ҳазор байт), Абусамад дар таърихи футӯҳоти султон Абӯсаид, Масъуди Туркмани Қумӣ, дар таърихи салтанати Ҳусайни Бойқаро, Ҳотифӣ «Темурнома», Мирали Муаллои Тӯсӣ (соли тав.1474) «Ҳунқарнома», ки таърихи манзуми султон Муҳаммади Фотеҳ аст, Кошифӣ «Ғазономаи Рум», ки низ вақоеъномаи манзуми лашкаркашиҳои ин султони Осиёи Сағир аст, Шодӣ «Фатҳнома», Адоӣ «Салимнома», оид ба ҷангҳои султон Салим ва ғайра. Маснавиҳои Низоми Муаммоии Астарободӣ «Саодатнома», роҷеъ ба зиндагӣ ва ҳарбу зарбҳои Муҳаммадпайғамбар ва достони мазҳабии Ибни Ҳумоми Шерозӣ «Шаҳодатнома», дар нақли воқеаҳои Карбало низ рӯҳияи ҳамосавӣ доранд.

Ин ҷо ба назарам, барои шоирони таммоъ ва хурофотӣ на танҳо бегона будани ғояҳои «Шоҳнома», хусусан сиришти ватандӯстии он ва ашрофиятпарастии эрониаш сабаб шудааст, балки аслан баъди асри 11 дигар падид наомадани шароити «Шоҳнома»-сароӣ низ ба он боис гардидааст. Шояд бадгӯиҳои Унсуриву Муиззӣ ва мисли онҳо нисбат ба «Шоҳнома» ва ҳокимони замони худро қаҳрамон ангоштани он гуна шоирони маддоҳ низ бетаъсир набошад. Танзими шоҳномаҳои муосирро барои шоирони нимаи дувуми асри 15 ва чоряки аввали асри 16 худи шоҳон ё авлоди онҳо месупурданд. Ҳамаи ин навъ маснавиҳо аз сиришти халқӣ ва ғояҳои гуманистӣ орӣ мебошанд. Дар ин қабил асарҳо фақат инъикоси кушторҳо, тороҷҳо ва харобиовариҳои «қаҳрамон»-ҳояшон ҷанбаи реалистӣ доранд. Вале дар ҳамин замон, чунонки ишора рафт, як силсила, «Искандарнома»-ҳо (Ҷомӣ, Навоӣ ва дигарон) ба майдон омаданд, ки орзую ормони халқро роҷеъ ба идеали иҷтимоии подшоҳи одил ва ҳатто ҷамъияти мусовотро таҷассум мекарданд».4 Оре, рӯҳи миллӣ, ки баъди аз байн рафтани давлати миллии Сомониён ба заъф гароида буд, дар ин аср дар муқобили рӯҳи мазҳабӣ ва ҳокимони бегона маҷоли муқовимат надошт. Аз ин рӯ, гӯяндагон танҳо бо судҷӯӣ аз вазну мазмуну мавзӯи «Шоҳнома» иктифо мекарданд ва ба ғояву ормонҳои он, ки ташкили як давлати миллӣ ва ситоиши қаҳрамононии эрониву озодагон ва ба сари давлат нишастани як фармонравои миллӣ буд, аз паси панҷа менигаристанд. Ба андешаи муаллифи китоби «Таърихи адабиёти Эрон» Забеҳуллоҳи Сафо, «дар ин даврон (асри 15-Ҷ.С.) ба сабаби ҷангҳои паёпай, шикастҳои паёпай ва масоиби гуногун сухан аз ҳамосаи миллӣ дар миён наметавонад буд, аммо назми манзумаҳое ба шеваи манзумаҳои ҳамосӣ дар шарҳи ҳоли гарданкашони аср ё дар зикри мағозӣ ва мафохири бузургони дин, чунон ки дар қарни ҳафтум ва ҳаштум пеш омада буд, маълум буд. Аз

миёни ҳамосаҳои таърихӣ ё таърихҳои манзум, ки ба вазну ба шеваи ҳамосии «Шоҳнома»-и устоди Тӯс дар ин аҳд падид омад, яке манзумаест, ки Шарафиддин Алии Яздӣ (808) дар зикри ҳунарҳои Темури «Соҳибқирон» тартиб дод. Дигар, «Баҳманнома»-и Озарӣ (866), шарҳи салтанати салотини Баҳмании Дакан аст. Манзумаи дигар аз ин навъ ҳамосаҳои таърихӣ «Темурнома»-и дар боби зиндагонӣ ва футӯҳоти Темур аз Мавлоно Ҳотифии Харҷурдӣ аст, ки ба номи султон Ҳусайни Бойқаро ба назм даромада ва гоҳ низ «Зафарнома» хонда шудааст. Ҳотифӣ манзумаи дигаре аз ҳамин навъ ба номи «Шоҳнома» дар футӯҳоти шоҳ Исмоил дорад. Мирзо Қосими Гунободӣ низ чанд манзума аз навъи ҳамосаҳои таърихӣ ба номҳои «Шоҳрухнома», «Шоҳномаи Қосимӣ» ва «Навоби Олӣ» дорад. Муҳимтарин манзума аз навъи ҳамосаҳои диниро дар ин аҳд Мавлоно Муҳамад бинни Ҳисомиддин, машҳур ба Ибни Ҳисом (875), сурудааст. Номи ин манзума «Ховарнома» аст ва шоир онро ба соли 830 дар зикри сафарҳо ва ҷангҳои Алӣ дар сарзамини Ховарон сурудааст».5 Аммо бо ин ҳама тағйиротҳо дар достонсароӣ, таназзул ва бетафовутӣ ба гузаштаи пурифтихори Эрон, номусодии шароит, вазъи ноҳинҷори миллат, заъфи рӯҳи миллӣ, аҳли адаб аз «Шоҳнома» ба ин ё он навъ суд меҷустанд ва ҳамчун сармашқи кори эҷодӣ ба он муносибат мекарданд. Ҷомӣ яке аз ҳамин гуна адибон буд, ки ба «Шоҳнома» ошноии хуб дошт. Ва мо ин ошноии ӯро аз ин абёти Фирдавсӣ:

Дарахте, ки талх аст ӯро сиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт.
В-ар аз ҷӯи хулдаш ба ҳангоми об
Ба бех ангубин резию шаҳди ноб,
Саранҷом гавҳар ба бор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад,6

ки барои имтиҳони Ҳотифӣ ва санҷидани қудраташ барои «Хамса»-нависӣ ба ӯ пешниҳод карда буд, бармало мебинем. Аммо маълумоти муфассале, ки дар равзаи ҳафтуми «Баҳористон» омадааст, низ ҳокӣ ва ҳовӣ аз огоҳии Ҷомӣ аз шахсияти Фирдавсӣ ва «Шоҳнома»-и вай метавонад буда бошад: «Вай аз Тӯс аст ва фазлу камолоти вай зоҳир. Касеро, ки чун «Шоҳнома» назме бувад, чӣ ҳоҷат ба мадҳу таърифи дигарон?! Мегӯянд, ки вай ба даҳқанат машғул мебуд. Бар вай тааддӣ рафт. Ба қасди тазаллум рӯ ба Ғазнин, ки тахтгоҳи султон Маҳмуд буд, овард. Чун ба он ҷо расид ва бар боғистони он ҷо мегузашт, дид, ки се кас нишастаанду ба муошара иштиғоли тамом доранд. Донист, ки аз мулозимони султонанд. Бо худ гуфт: «Пеши эшон равам у аз эшон кайфияти ҳол маълум кунам». Чун наздики эшон расид, аз вай мутаваххиш шуданду гуфтанд: Маҷлиси моро мунағғас хоҳад сохт. Ҳеҷ беҳ аз он нест, ки чун биёяд, гӯем: «мо шоирони подшоҳем ва бо ғайри шоирон сӯҳбат намедорем ва се мисраъ бигӯем, ки робеъ надошта бошад. Пас гӯем: ҳар кас мисраи робеъ бигӯяд, бо ӯ сӯҳбат медорем ва агар не, моро маъзур дорад».

Чун ба эшон расид, он чӣ ба худ мухаммар сохта буданд, бо вай бигуфтанд. Гуфт:

-Он мисраъҳо, ки гуфтаед, бихонед,

Унсурӣ гуфт:

-Чун оrази ту моҳ набошад равшан,

Фаррӯхӣ гуфт:

-Ҳамранги рухат гул набувад дар гулшан.

Асҷадӣ гуфт:

-Мижгон-т гузар ҳаме кунад аз ҷавшан.

Чун Фирдавсӣ ин мисроъ бишунид, бадеҳатан гуфт (мисроъ):

-Монанди синони Гев дар ҷанги Пашан.

Эшон аз он мутааҷҷиб шуданд ва аз қиссаи Геву Пашан истифсор намуданд. Онро машрӯҳ бозгуфт. Баъд аз он ба маҷлиси султон афтод ва мақбули назари вай шуд. Ва вайро гуфт:

-Маҷлиси моро фирдавс сохтӣ! Ва бад-он сабаб Фирдавсӣ тахаллус кард. Ва чун чанд моҳ баромад, ба назми «Шоҳнома» маъмур шуд. Ҳазор байт бигуфту пеши султон овард. Таҳсинҳо ёфт ва ҳазор динори зари сурхаш инъом фармуд. Пас, дар муддати сӣ сол «Шоҳнома»-ро тамом сохту пеши султон овард ва ба дасти он чӣ пештар воқеъ шуда буд, дар муқобали ҳар байте як динор зари сурх таваққӯъ медошт. Ҳосидон хавз карданду гуфтанд: «Шоиреро чӣ қадри он, ки вайро бад-ин қадар ато сарфароз гардонанд». Ва силаи вайро ба шаст ҳазор дирам қарор доданд. Фирдавсӣ аз он маънӣ биранҷид.

Мегӯянд, ки дар он вақт, ки он дирамҳо оварданди, дар ҳаммом буд ва чун аз ҳаммом берун омад, бист ҳазор дирам ба ҳаммомӣ дод ва бист ҳазор ба фаққоъие, ки фақоеъе чанд ба даст оварда буд ва бист ҳазор ба он касоне, ки онро оварда буданд. Ва султонро ба чиҳил байт камобеш мазаммат кард, ки аз он ҷумла аст ин чанд байт. Маснавӣ:

Агар шоҳро шоҳ будӣ падар,
Ба сар барниҳодӣ маро тоҷи сар.
Чу андар табораш бузургӣ набуд,
Наёрист номи бузургон шунуд.
Дарахте, ки талх аст онро сиришт
В-араш дарнишонӣ ба боғи биҳишт,
В-ар аз ҷӯи Хулдаш ба ҳангоми об
Ба бех ангабин резию шаҳди ноб,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх ба бор оварад.

Пас аз он махфӣ шуд. Ҳарчанд вайро талаб карданд, наёфтанд. Баъд аз чанд гоҳ Хоҷа Ҳасани Маймандӣ, ки мартабаи вазорат дошт, дар шикоргоҳе байте чанд аз «Шоҳнома», ба тақрибе, ки воқеъ шуда буд, бихонд. Султонро бисёр хуш омад. Пурсид, ки ин шеъри кист?

-Гуфт:

-Шеъри Фирдавсӣ.

Аз он кардаи худ пушаймон шуд ва фармон дод, то шаст ҳазор динор зари сурх бо хилъатҳои хос номзади Фирдавсӣ кунанду ба Тӯс баранд. Аммо толеъ мусоадат накард. Чун атийяро ба як дарвозаи Тӯс даров静арданд, тобути Фирдавсиро аз дигар дарвоза берун бурданд. Ва аз вай ворис як духтар монда буд. Онро бар вай арз карданд. Ҳиммат варзиду қабул накарду гуфт:

-Маро чандон молу неъмат, ки кифояи маишат бошад, мавҷуд аст. Эҳтиёҷ ба он надорам. Гумоштагони султон онро ба иморати работе дар он навоҳӣ сарф карданд. Қитъа:

Хуш аст қадрношиносӣ, ки чун хамида сипеҳр
Сиҳоми ҳодисаро кард оқибат қавсӣ.
Бирафт шавкати Маҳмуду дар замона намонд
Ҷуз ин фасона, ки нашнохт қадри Фирдавсӣ».7

Зимнан бояд гуфт, ки Давлатшоҳи Самарқандӣ низ дар тазкирааш қариб айнан ҳамин маънию ҳамин мазмунро, ки Ҷомӣ овардааст, меорад, аммо бо изофаву афзудани сару барги зиёдтар. Чунончи, ӯро сухансарое бузургу беназир муаррифӣ менамояд ва дар ин замина ӯ ду шеър меорад, ки яке аз Ибни Ямин аст:

Сиккае, к-андар сухан Фирдавсии Тӯсӣ нишонд,
Кофирам, гар ҳеҷ кас аз зумраи фурсӣ нишонд.
Аввал аз болои курсӣ бар замин омад сухан,
Ӯ суханро боз боло бурду бар курсӣ нишонд.8

Ва дигар аз шоири номаълум, ки бархеҳо онро ба Ҷомӣ нисбат медиҳанд, аммо он дар осори Ҷомӣ вуҷуд надорад:

Дар шеър се тан паямбаронанд,
Ҳарчанд ки «лонабию баъдӣ».
Авсофу қасидаву ғазалро
Фирдавсию Анварию Саъдӣ.9

Мо ҳоло имкони қазоват карданро дар бораи дурустиву нодурустии маълумоте, ки Давлатшоҳ дар «Тазкриат-уш-шуаро» ва Ҷомӣ дар равзаи ҳафтуми «Баҳористон» додаанд, дар даст надорем, зеро ин мавзӯи баҳси дигар аст. Аз ин рӯ, мо дар ин маврид танҳо ҳаминро мегӯем, ки ҳам маълумоти батафсили Ҷомӣ ва ҳам Давлатшоҳ мерасонанд, ки аҳли илму адаби асри 15 аз мақоми арҷманди «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ва тақдири талхи сарояндаи он ба хубӣ огоҳӣ доштаанд. Беҳуда нест, ки вайро ба масобаи як шоири беназир ва осорашро осори мондагор дониставу васф кардаанд. Воқеан, дар ҳамин аср аст, ки Бойсунғур матни муқоисавии «Шоҳнома»-ро тадвин мекунад ва ба майдон меорад, ки ҳам ҷанбаи манфӣ дошт ва ҳам мусбат. Хусусан, муқаддимаи он, ки бар зарари Фирдавсӣ ва рӯҳи миллӣ буд, зеро ӯ дар ҳамин муқаддима достонеро ба номи «Юсуфу Зулайхо» ба Фирдавсӣ нисбат медиҳад, ки тибқи он гӯё Фирдавсӣ аз тарси Маҳмуд аввал ба Табаристон ва баъд аз он ҷо ба Бағдод рафта, дар он ҷо қиссаи Юсуфро ба риштаи назм мекашад, ки ин, албатта, дурӯғи маҳз ва як ҳикояти бофтаву сохта аст, ки ҳоҷат ба овардани далел нест, зеро муҳаққиқон бебунёдии ин қазияро собит ва аз Фирдавсӣ набудани онро, хушбахтона, солҳо аз ин пеш ошкор кардаанд. Дар натиҷа маълум гардид, ки манзумаро шоире бо номи Шамсӣ баъд аз 70-80 соли марги Фирдавсӣ суруда ба Шамсиддин Туғоншоҳи Салҷуқӣ бахшидааст, аммо баъдан Шарафуддини Яздӣ онро ба номи Фирдавсӣ

баста ва ин ҳама ҷаълу таълисро ба муқаддимаи Бойсунғурӣ дохил намуда ва муҷиби ин ҳама сару садову сардаргумиҳо гардидааст. Муҳаммадамини Риёҳӣ-муаллифи китоби «Фирдавсӣ» гӯяд: «Шарафуддини Яздӣ «Зафарнома»-и худро дар соли 828 ҳиҷрӣ дар ситоиши ҷангҳову хунрезиҳову тороҷгариҳои амир Темури Курагонӣ таълиф карда, як сол баъд дар соли 829 ҳиҷрӣ муқаддимаи «Шоҳнома»-и Бойсунғурӣ таҳрир шудааст ва дурӯғе, ки дар бораи назми «Юсуфу Зулайхо» ба қасди чоплусӣ ба бозмондагони Темур дар «Зафарнома» ҷаъл шуда буд, дар он муқаддима бо тафсили бештар ҷой гирифта , ки хулосаи онро меоварем: «Чун Фирдавсиро назди халифа оваранд, ҳазор байт дар мадҳи халифа изофаи «Шоҳнома» карда, ба арз расонид! Халифа мисол фармуд, ки шаст ҳазор динору хилъате бад-ӯ доданд. Чун Фирдавсӣ дар Бағдод рахти иқомат бияндохт ва китоби «Шоҳнома»-ро халифа ва аҳли Бағдод ба ҷиҳати он ки мадҳи мулуки Аҷам буду эшон оташпарасту маҷус буданд, айб мекарданд. Фирдавсӣ қиссаи «Юсуф ва Зулайхо»-ро, ки дар Қуръони маҷид дар як сура мазкур аст, ба назм даровард… Чун қиссаи Юсуфро ба арз расонид, халифа ва аҳли Бағдодро бағоят хуш омад ва ба тарбияти ӯ бияфзуданд».10 Ҳамин «Шоҳнома»-и Бойсунғурӣ ва алалхусус муқаддимаи дуруғину бо мазҳабу сиёсат омехта боиси он шуд, ки ба номи Фирдавсӣ бастани достони сохтаву пардохтаи «Юсуфу Зулайхо» ба номи ӯ баста гардид. Аз ин хотир, «агарчи матну муқаддимаи Бойсунғурӣ аз назари илмӣ мутлақан арзише надоранд, аммо арзиши ин иқдоми Бойсунғур  дар ин буд, ки иззату ҳурмати «Шоҳнома»-ро, ки аз заволи хилофат оғоз шуда буд, ба авҷ расонид ва пуштвонаи эътибори он гардид».11 Агарчи сиёсати мазҳабию судҷӯёнаи ҳукмронони замон имкон намедод, ки бозори ин  шоҳкории миллии ориёиён гарм бошад, аммо ҳам тӯдаҳои мардум ва ҳам аҳли адабу фарҳанг бо роҳҳои мухталиф ба «Шоҳнома» ва худованди

он арҷ мениҳоданд ва аз мазмуну мавзӯъву мӯҳтавои он истифода менамуданд. Гузашта аз ин, худи ҳамон муаллифони Темурномаҳо, агарчи онҳо ба шоҳони Темурӣ, ҷангу ҷидол ва хунрезиҳои онҳо ихтисос дода шуда буданд ва ба дур аз ғояҳои олӣ ва лоязолӣ ки дар «Шоҳнома» тараннум мешуданд, қарор доштанд, боз ҳам ба «Шоҳнома» назар доштанд ва ҳароина аз он мутаассир мешуданд. Чунончи, Ҳамдуллоҳи Муставфӣ, ки «Зафарнома»-и худро дар пайравии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ сурудааст, дар оғози асараш гуфта:

«Зафарнома» кун ном ин номаро,
Бад-ин тоза кун расми «Шаҳнома»-ро.12

Ё бигирем Қосими Гунободиро, ки дар футӯҳоти Шоҳрухи Темурӣ «Темурнома» ва дар футӯҳоти шоҳ Исмоил ва шоҳ Таҳмосби Сафавӣ «Исмоилнома» ва «Таҳмосбнома» сохтааст, чунин даъво ва иддао менамояд:

Агар гуфт Фирдавсии номдор
Ҳикоёти ҷамъе зи дин барканор,
Ман имрӯз устоди Фирдавсиам,
Чӣ ҳоҷат, ки гардун ниҳад курсиам.13

Маълум аст, ки Ҷомӣ ҳангоми зикри шуаро дар «Силсилат-уз-заҳаб» Рӯдакӣ, Унсурӣ, Муиззӣ, Анварӣ, Саъдӣ, Саноӣ, Низомӣ, Заҳир ва Салмонро номбар мекунад, аммо аз Фирдавсӣ ном намебарад:

Рӯдакӣ, он ки дур ҳамесуфтӣ,
Мадҳи Сомониён ҳамегуфтӣ…
Чун ба он қавм ҳамсафар мерафт,
На ба оини мухтасар мерафт.
Силаҳои назмҳои ҳамчу дураш
Буд дар бораи чорсад шутураш.

Чун шутур аз ин работ берун ронд,
Бар замин ғайри шеър ҳеҷ намонд.
Номи ӯро, ки мебаранд имрӯз,
Ҳаст аз он шеъри анҷуманафрӯз.
Ҳамчунин номи оли Сомонро,
Неккорону некномонро
Зинда аз назми хеш медорад
В-аз паси парда пеш меорад…14

Аз ин рӯ, ба қавли устод Холиқ Мирзозода, «дар рӯйхат номбар нашудани Фирдавсӣ, Аттор, Амир Хусрав, Ҷалолиддини Балхии Румӣ, Камоли Хуҷандӣ, Ҳофиз маънои махсусе дорад: Аввалан, Фирдавсӣ дар «Шоҳнома» қаҳрамонҳои халқӣ ва аристократияи форс-тоҷикро тавсиф намуда, ҳукмронии бегонагон, махсусан аристократияи турку муғулро, ки дар асри 15 ҳам ҳукмрон буд, эътироф намекард. Ғайр аз ин, аристократияи Эрон, ки рӯҳияи вай «Шоҳнома»-ро тақозо мекард, кайҳо аз саҳнаи таърих рафта буд. Бинобар ин, ин асарро на аристократияи турку муғул меписандид ва на аз ин рӯ шоирони маддоҳ ба он рӯ меоварданд. Илова бар ин, қаҳрамонони маҷусро таърифу тавсиф кардани шоирони мусулмон гуноҳ буд. Аммо «Шоҳнома» ғайр аз санъати баланди бадеӣ ва панду ҳикматҳояш, дар симои подшоҳони одил намунаи ибрати подшоҳони замон шуда метавонист».15 Хушбахтона, Ҷомӣ дар маснавии «Субҳат-ул-аҳрор» ин тақсири хешро гӯё ҷуброн менамояд ва дар иқди нуҳум, ки дар «Насиҳати нафси худ» унвон дорад, дар қатори номҳои Низомӣ, Хоқонӣ, Анварӣ, Заҳир, Камоли Исмоилу Камоли Хуҷандӣ, Саъдиву Ҳофиз, Хусраву Ҳасани Деҳлавӣ (вобаста ба ҳолати хештан) аввалқадам аз Фирдавсӣ ёд мекунад:

Ҷомӣ, ин пардасароӣ то чанд?
Чун ҷарас ҳарзадароӣ то чанд?..

Бин, ки чун исми аҷалро қавсӣ
Кард гардун зи паи Фирдавсӣ.
Бо диле шақшуда чун хонаи хеш,
Монда сар зер зи «Шаҳнома»-и хеш.
Нозими Ганҷа-Низомӣ ба ранҷ
Адади ганҷ расонид ба панҷ.
Рӯзи охир, ки аз ин маҷлис рафт,
Ганҷҳо дода зи каф, муфлис рафт.
Гарчи мерафт ба сеҳрафшонӣ,
Ба фалак дабдабаи Хоқонӣ,
Гашт помоли ҳаводис дабааш,
Бесадо шуд чу даба дабдабааш.
Анварӣ куву дили анвари ӯ,
Ҳикмати шеъри хирадпарвари ӯ?
Ку Заҳир он ки чу Хизр оби ҳаёт
Килки ӯ дошт равон дар зулумот?
Ҳар камоле, ки Сипоҳонӣ дошт,
Ки ба каф теғи суханронӣ дошт.
Шуд аз он доираи дайри масир
Охируламр ҳама нақспазир…16

Лозим ба ёдоварист, ки асри 15 на асри Ғазнавиёну Салҷуқиён буд, ки танҳо шоирони фирдавсиситезе чун Унсуриву Фаррухиву Муиззӣ ва дигаронро дошт, балки асри тантанаи куллии сулолаи Темуриёну соири истилогарони бегонатабор буд ва дар кишвар на рӯҳи миллӣ, балки темурию чингизӣ ҳокимият мекард. Бинобар ин, қариб ҳама «Темурнома» менавиштанд, на «Шоҳнома». Албатта, Ҷомӣ ва чанд нафари дигар аз ин даста ҷудо буданд. Агарчи эшон рӯирост рӯҳи миллию инсонии худро буруз дода наметавонистанд, аммо ба ҳар ҳол, ҳеч гоҳ ҷангу хунрезии Темуриёнро ҷонибдорӣ ва васф намекарданд, балки онҳоро ба ҳар васила аз кишварситонӣ ва зулму тааддӣ бозмедоштанд ва ба сӯи сулҳу оштӣ ва хираду

дониш, ки Фирдавсӣ дар «Шоҳнома» тарғиб мекард, савқ медоданд:

Бо ҳама бош ба сулҳоварие,
Ки нагунҷад ба миён доварие.17
XXX
Теғ бар кас мазан аз кинаварӣ
Беҳ ки бошад дилат аз кина барӣ.18
XXX
Шунав панду дониш ба он ёр кун,
Чу донистӣ, он гаҳ ба он кор кун.19

Инро ҳам бубояд гуфт, ки Ҷомӣ дар эҷоди «Хираднномаи Искандарӣ», ки зоҳиран дар пайравии достонҳои Низомиву Хусрав навишта шудааст, ба «Шоҳнома» низ назар доштааст.Инро муқоисаи бахши ба Искандар бахшидаи шоир бо достони «Хираднномаи Искандарӣ»-и Ҷомӣ ба субут мерасонад. Ба қавли Абдулҳусайни Зарринкуб, «осори ӯ дар шеър, ғайр аз се девон, ки шомили қасоиду ғазалиёти ӯст, мутазаммини ҳафт маснавии ирфонию фалсафӣ аст, ки «Ҳафт авранг» ном дорад ва таваҷҷӯҳ ба тақлиду татаббӯи Низомӣ ва Фирдавсӣ дар онҳо пайдост».20 Аммо, мутаассифона, шеваю тарзи баёну ҳадафи ғояи достони Фирдавсӣ дар «Хираднномаи Искандарӣ» тағйир мекунад ва бештар рӯҳи ҳакимонаву ахлоқӣ ва мазҳабию ирфонӣ мегирад, зеро дар натиҷаи ривоҷу равнақи сиёсати динӣ ва ҳузури сиёсии ақвоми бегона, ба вижа турку муғул дар давлатдорӣ, афкори миллӣ дар ин давра қариб ба ҳадди нестӣ мерасад. Аммо, тавре ки гуфтем, ба ҳар ҳол, Ҷомӣ дар иншои ин асар ба достони Искандари «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ назар доштааст ва то ҷое мутаассир аз афкору орои ӯ будааст. Чунончи, ӯ дар оғози достонаш чунин мегӯяд:

Шиносои таърихҳои кухан
Чунин рондааст аз Сикандар сухан…21

Аз ин рӯ, шабоҳатҳои маъноӣ дар байни қиссаи Искандари «Шоҳнома» ва «Хираднномаи Искандарӣ»-и Ҷомӣ ба дида мерасанд. Масалан:

Наёбад касе чора аз чанги марг,
Чу боди хазон асту мо ҳамчу барг.22
Фирдавсӣ
Дар ин боғ як шоху як барг нест,
Ки ларзанда аз сарсари марг нест.23
Ҷомӣ
Бимурд андар он чанд гаҳ Файлақус,
Ба Рум - андарун буд якчанд бӯс.
Сикандар ба тахти ниё барнишаст,
Беҳӣ ҷусту дасти бадиро бубаст…24
Фирдавсӣ
Чунин гуфт донишвари Руму Рус,
Ки чун рахт баст аз ҷаҳон Файлақус,
Сикандар баромад ба тахти баланд,
Салое ба болиғдилон дарфиканд…25
Ҷомӣ
Маёзор мӯре, ки донакаш аст,
Ки ҷон дораду ҷони ширин хуш аст.26
Фирдавсӣ
Наёзурда мӯре зи ту моҳу сол,
Чу мӯрат кӣ кард инчунин поймол?27
Ҷомӣ
Касе, к-аш хирад бошад омӯзгор,
Нигаҳ дорадаш гардиши рӯзгор.28
Фирдавсӣ
Агар дар ҷаҳон набвад омӯзгор,
Шавад тира аз бехирад рӯзгор.29
ХХХ
Шунидам, ки буд андар он рӯзгор,
Яке подшоҳ, бахташ омӯзгор.30
Ҷомӣ

Тавоно бувад, ҳар кӣ доно бувад,
Ба дониш дили пир барно бувад.31
Фирдавсӣ
Ба ҳар пеша он кас, ки доно бувад,
Ба ҷамъи ҳама кай тавоно бувад?32
Ҷомӣ
Аз имрӯз корат ба фардо намон,
Кӣ донад, ки фардо чӣ гардад замон?33
Фирдавсӣ
Бикун, ҳар чӣ имрӯзат ояд ба даст,
Ки хоҳад аҷал дастат аз кор баст.34
Ҷомӣ

Дар ҳақиқат, мутолиаи осори Ҷомӣ, ба вижа достонҳои ӯ, нишон медиҳанд, ки ӯ ба «Шоҳнома» хеле хуб ошно будааст ва дар мавридҳои мухталиф ва зарурӣ аз Фирдавсӣ дарси эҷод омӯхтааст. Ин намунаҳо андаке аз бисёранд, ки аз таассури Ҷомӣ аз Фирдавсӣ хабар медиҳанд:

Фирдавсӣ:
Назодӣ маро кошкӣ модарам
В-агар зод, марг омадӣ бар сарам.35
Ҷомӣ:

Маро, эй кошкӣ, модар намезод
В-агар мезод, кас ширам намедод.36
XXX
Зи ту ҳар лаҳзаам аз нав ғаме зод,
Маро, эй кошкӣ, модар намезод.37
Фирдавсӣ:
Пур аз барф шуд кӯҳсори сиёҳ,
Ҳаме лашкар аз шоҳ бинад гуноҳ.38
Ҷомӣ:
Зи пирӣ бар сарат барфи шигарф аст
В-аз он ғам гиряи ту оби барф аст.39

Фирдавсӣ:

Маро марг беҳтар аз ин зиндагӣ,
Ки солор бошам, кунам бандагӣ.40

XXX

Ба ном ар бирезӣ маро гуфт хун,
Беҳ аз зиндагонӣ ба нанг андарун.41

Ҷомӣ:

Ба пеши шамшер сарафканда шавӣ,
Беҳ, ки пеши чу худӣ банда шавӣ.42

XXX

Ба як дам зери ханҷар ҷон супурдан,
Беҳ аст аз гурсуна ё ташна мурдан.43

Фирдавсӣ:

Ба ҳангом кардан зи душман гурез,
Беҳ аз бо тани хеш кардан ситез.44

Ҷомӣ:

Метавон як захм хурд аз теғи тез,
Чун паёпай шуд, чӣ чора ҷуз гурез?45

Фирдавсӣ:

Ки ширинтар аз ҷону фарзанду чиз
Ҳамон, ки чизе набошад баниз.
Писандидатар кас зи фарзанд нест,
Чу пайванди фарзанд пайванд нест.46

XXX

Ҷавонӣ намондасту фарзанд нест,
Ба гетӣ чу фарзанд пайванд нест.47

Ҷомӣ:

Ҳеҷ неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро пайванд нест,
Ҳосил аз фарзанд гардад коми мард,
Зинда аз фарзанд монад номи мард.48

Фирдавсӣ:

Сарат сабз бодо, дилат шодмон,
Тани пок дур аз бади бадгумон! 49

Ҷомӣ:

Вуҷудат зи ҳар офат обод бод,
Зи ақлат ҷаҳон ҳикматобод бод!50

Фирдавсӣ:

Зи гетӣ ҳаме панди модар ниюш
Ба бад тез маштобу бар бад макӯш.
Зи модар сухан дарпазиру марав,
Ба рою хирад панди модар шунав.51

Ҷомӣ:

Сар зи модар макаш, ки тоҷи шараф
Гарде аз роҳи модарон бошад.
Хок шав зери пои ӯ, ки биҳишт
Дар қадамгоҳи модарон бошад.52

Фирдавсӣ:

Дарахте, ки талх аст вайро сиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт
В-агар аз ҷӯйи Хулдаш ба ҳангоми об
Ба бех ангубин резию шаҳди ноб,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад.53

Ҷомӣ:

Агар афъиеро бигирӣ зи дашт,
Ба ҷаннатсарояш диҳӣ сайру гашт,
Ба ҳар ҷои марғуб ҷояш диҳӣ,
Миёни гул оромгоҳаш диҳӣ.
Ғизояш гар аз решаи ҷон диҳӣ
В-агар обаш аз оби ҳайвон диҳӣ,
Нагардад бад-ин тарбият роми ту,
Ки охир кунад заҳр дар коми ту.54

Ҳамин тариқ, Ҷомӣ дар «Ҳафт авранг», ба вижа «Хирадномаи Искандарӣ», дар баробари пайравӣ аз Низомиву Хусрав, аз «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ низ таъсир пазируфтаву суд ҷустааст. Мо инро аз рӯйи бархе

ҳамсониҳо дар ин достон ва дигар достонҳояш бо «Шоҳнома» ба вузӯҳ мушоҳида менамоем. Ҳамзамон, шеъри Фирдавсиро барои имтиҳон ба Абдуллоҳи Ҳотифӣ пешниҳод намудан, ёдкарди вай дар «Силсилат-уз-заҳаб» ва маълумот додани вай дар равзаи ҳафтуми «Баҳористон» дар бораи Фирдавсӣ ва «Шоҳнома»-и ӯ равшан нишон медиҳад, ки Ҷомӣ ба Фирдавсӣ ва шоҳкори ҷовидонии вай- «Шоҳнома» назари нек дорад ва тибқи имкониятҳои маҳдуде, ки замони зиндагӣ ва фазои сиёсиву иҷтимоии рӯзгораш ба вай иҷозат медоданд, аз он истифода менамояд, зеро ӯ дар замон ва фазое зиндагӣ менамояд, ки ҳама чиз дар тарозуи дину мазҳаб ва ирфону тасаввуф санҷида мешавад ва амалӣ мегардад. Лиҳозо, ҳузури рӯҳи миллӣ, ки Фирдавсӣ ба дунболи он мегардад, дар асри Ҷомӣ хеле камранг аст, зеро дар ин замона на аз давлати миллӣ нишон аст ва на аз сиёсати миллӣ. Шариат, тариқат, ҳақиқат дар ҷомиа ҳукмронӣ менамояд. Аммо, ба ҳар ҳол, барои Ҷомӣ, ки зоҳиран сӯфимашрабу ориф аст, адолат маҳаки асосӣ мебошад, на дину мазҳаб. Аз ин хотир, ӯ барҳақ мегӯяд:

Нуктае хуш гуфтааст он дурбин:
Адл дорад мулкро қоим, на дин.
Куфркеше, к-ӯ ба адл ояд фареҳ,
Мулкро аз золими диндор беҳ.55

Гузашта аз ин, ӯ ҳамчун адиби гуманист на танҳо бо арзишҳои диниву мазҳабӣ, балки миллию инсонӣ низ арҷ мениҳад ва хусусан ба таърихи гузаштаи миллати мо бо ифтихори вижа муносибат менамояд, зеро ниёгони мо мардуми мутамаддину одил буданд ва ҷаҳонро бо ақлу хирад ва илму дониш ва адлу дод обод карда буданд ва дар ин боб дар байни мардуми олам зарбулмасал гашта буданд. Аз ин рӯ, Ҷомӣ дар равзаи сеюми «Баҳористон ки «Дар

баёни шукуфтани шукуфаҳои боғистони ҳукумат ва иёлат, ки мутазаммини меваҳои насафат ва адолат аст» ном дорад, чунин менависад: «Дар таворих чунон мастур аст, ки панҷ ҳазор сол салтанати одам тааллуқ ба габрону муғон дошт ва ин давлат дар хонадони эшон буд, зеро ки бо раоё адл мекарданд ва зулм раво намедоштанд. Дар хабар аст, ки Худои таоло ба Довуд, алайҳиссалом, ваҳй кард, ки қавми хешро бигӯй, ки подшоҳони Аҷамро бад нагӯянду дашном надиҳанд, ки эшон ҷаҳонро ба адл ободон карданд, то бандагони ман дар вай зиндагонӣ кунанд:

Адлу инсоф дон, на куфру на дин,
Он чӣ дар ҳифзи мулк даркор аст.
Адли бедин низоми оламро
Беҳтар аз зулми шоҳи диндор аст».56

Ба ҳарфи дигар, Ҷомӣ ҳар ҷо ки маҷоли баён меёбад, аз гузаштагон, аз мардону риҷоли бузурги Эрони бостон, аз ҷумла Зардушт, подшоҳони Аҷам, шахсиятҳои таърихӣ ва паҳлавонони асотирӣ ва ашхоси миллӣ, ки дар «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ омадаанд ва васфу ситоиш шудаанд, ба некӣ ёд менамояд ва бад-ин тартиб рӯҳи миллию инсонии худро ба намоиш мегузорад ва дур аз ҳар гуна таассуб қарор доштани хешро собит менамояд. Чунончи:

Шунидам, ки дар аҳди Нӯшервон,
Ки гетӣ чу тан буду адлаш равон…57
XXX
Косаи май хур, ки хоҳад косаи сар хок хӯрд,
Буд нақши косаи зар ин сухан Ковусро.58
XXX
Бикшой гӯши ҳуш, ки ин таштро танин
Овозаи Сикандару афсонаи Ҷам аст.59
XXX

Ба ҳикмат чу Луқмон, ба ҳашмат Сулаймон,
Ба савлат Фаридун, ба давлат Сикандар.60

XXX

Зиҳӣ, ишқи туро бар куфру дин пушт,
Рухат оташ зада бар ҷони Зардушт.61

ПАЙНАВИШТҲО:


1.Х. Мирзозода. Таърихи адабиёти тоҷик, к.1(11), Душанбе, Маориф,1989,с.213.
2.Низомии Ганҷавӣ. Куллиёт,ҷ.4, Душанбе, Ирфон,1984,с.58.
3.Ҳамон ҷо,с.200-203.
4.Аълохон Афсаҳзод. Адабиёти форсу тоҷик дар нимаи дувуми асри 15. Душанбе, Дониш,1987,с.192-193.
5.Забеҳуллоҳи Сафо. Таърихи адабиёти Эрон,ҷ.3, Теҳрон, 1388,с.78-79.
6.Соммирзои Сафавӣ. Тӯҳфаи Сомӣ. Теҳрон 1389,с.140.
7.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.7, Душанбе, Адиб,1989,с.444-447.
8.Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкират-уш-шуаро. Душанбе, 1999,с.27.
9.Ҳамон ҷо, ҳамон с.
10.Муҳаммадамини Риёҳӣ. Фирдавсӣ, Душанбе, Шӯҷоиён,2010,с.141-142.
11.Ҳамон ҷо,с.167.
12.Девони Шайх Озарӣ. Теҳрон,1389,с.10.
13.Ҳамон ҷо,с.11.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ Осор,ҷ.3, Душанбе, Адиб,1987,с.156.
15.Х. Мирзозода. Таърихи адабиёти тоҷик,к.1(11),с.301.
16.Абдураҳмони Ҷомӣ Осор,ҷ.4, Душанбе, Адиб,1988,с.123-124.
17.Ҳамон ҷо,с.90.
18.Ҳамон ҷо,с.115.
19.Ҷамолиддин Саидзода. Ҷомӣ-«Хотамушшуаро». Душанбе, Ирфон,2013,с.22.
20.Абдулҳусайни Зарринкӯб. Аз гузаштаи адабии Эрон. Теҳрон,1375,с.388.
21.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5, Душанбе, Адиб,1988,с.261.

22.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.7, Душанбе, Адиб,1989,с.9.
23.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.382.
24.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.6, Душанбе, Адиб, 1989, с.509.
25.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.272.
26.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.1, Душанбе, Адиб,1987,с.165.
27.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.280.
28.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.4, Душанбе, Адиб,1988,с.267.
29.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.263.
30.Ҳамон ҷо,с.297.
31.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.1,с.26.
32.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.311.
33.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.2, Душанбе, Адиб,1987,с.17.
34.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.56.
35.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.3, Душанбе, Адиб,1988,с.97.
36.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4,с.184.
37.Ҳамон ҷо,с.315.
38.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.7,с.165.
39.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4,с.377.
40.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.5, Душанбе, Адиб,1989,с.25.
41.Ҳамон ҷо, ҳамон с.
42.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4,с.102.
43.Ҳамон ҷо,с.212.
44.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.5,с.267.
45.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.3,с.220.
46.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.1,с.130.
47.Ҳамон ҷо,с.97.
48.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.3,с.184.
49.Абулқосим Фирдавсӣ. Шоҳнома,ҷ.4,с.65.
50.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.300.
51.Шоҳбайтҳои «Шоҳнома». Душанбе, Адиб,1990,с.113.
52.Абдураҳмони Ҷомӣ. Панду ҳикматҳо. Душанбе, Ирфон,1989,с.144.
53.Шоҳбайтҳои «Шоҳнома»,с.206-207.
54.Абдулғанӣ Мирзоев. Биноӣ. Нашр. дав. Тоҷ., Сталинобод, 1957,с.445.

55.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.3,с.183.
56.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.7,с.361.
57.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.5,с.331.
58.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1, Душанбе, Ирфон,1986,с.122.
59.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6, Душанбе, Адиб,с.19.
60.Ҳамон ҷо,с.44.
61.Ҳамон ҷо,с.92.

## ҲАСАНИ ДЕҲЛАВӢ ВА АБДУРАҲМОНИ ҶОМӢ

Нодираҳусн омаду нодиртар он-к
Ҳамчу Ҳасан нодирагӯ хостаст.
Ҳасани Деҳлавӣ

Мусаллам аст, ки татаббӯъ ва пайравӣ ба тӯтиёни Ҳинд, яъне Хусрави Деҳлавӣ ва Ҳасани Деҳлавӣ, пеш аз замони зиндагонии Ҷомӣ шурӯъ шуда буд. Хусусан, Камоли Хуҷандӣ дар ин замина ном баровардa буд ва иштиҳор дошт:

Камол, аҳсант, гӯ бурдӣ ба ширингӯӣ аз Хусрав,
Чунин тӯтӣ ба Ҳиндустон агар бошад, аҷаб бошад!1
XXX
Камол,ин шеър агар мурғе барад бар пар ба Ҳиндустон,
Биёяд тӯтию аз ту сухан омӯхтан гирад.2

Ҷомӣ, ки саромади шоирони асри 15 маҳсуб меёбад, чун шуарои қабл аз худ, аз ҷумла Камол, ба Хусраву Ҳасан дилбастагии зиёд дошта, ашъорашонро мавриди истиқболу тазмин қарор додааст. Масалан, ӯ дар ин ғазал, ки ҳам дар пайравии Хусрав ва ҳам Ҳасан гуфтааст, аз ҳар ду ба номи «тӯтиёни Ҳинд» ном мебарад:

Зулфи ту моҳро ба сияҳпӯшӣ оварад,
Шаброву рӯзро ба ҳамоғӯшӣ оварад.
Лаълат ба хатти сабз чу соқӣ шавад ба базм,
Хизру Масеҳро ба қадаҳнӯшӣ оварад.
Бехуд шудам зи лаъли ту, оре, ҳамин бувад,
Хосияти шароб, ки беҳушӣ оварад.
Чун дар қабо хиром кунӣ, шавқи хидматат
Арбоби хирқаро ба қабопӯшӣ оварад.

Аз ёди туст зиндагиям, май намехӯрам,
Мастӣ мабодам аз ту фаромӯшӣ оварад.
Ҳар ҷо расӣ чу шоҳ, рақибат ба пеши роҳ
Бар ошиқон сиёсати човушӣ оварад.
Бар тӯтиёни Ҳинд бибандад забони нутқ,
Ҷомӣ чу рӯ ба сеҳри суханкӯшӣ оварад.3

Аммо Ҷомӣ дар мақтаи ин ғазал, ки онро ҳам дар пайравӣ аз ғазалҳои онҳо навиштааст, як мисраи Ҳасанро тазмин менамояд:

«Наззораи ҷамоли ту беҳушӣ оварад»
В-аз ёди ҳар кӣ ҷуз ту фаромӯшӣ оварад.
Дар дил шикаст новаки оҳам, чӣ ҳоҷат аст,
К-аз хат рухи ту расми зиреҳпӯшӣ оварад.
Набвад ба ғайри ишқ ҳунар, чун кашӣ ниқоб,
Бас беҳунар, ки рӯ ба ҳунаркӯшӣ оварад.
Чун ҷом гирад аз лаби ту ком, рашки он
Ушшоқро ба хуни ҷигарнӯшӣ оварад.
Мурдам зи нола, кош ниҳӣ бар даҳон маро
Муҳре зи лаъли хеш, ки хомӯшӣ оварад.
Гар чун ниҳоли тозаву тар қад кашӣ ба боғ,
Дар шохи хушк майли ҳамоғӯшӣ оварад.
Ҷомӣ чӣ сон ба ҳоли худ афтад, ки дам ба дам
Ҳушаш барад ғами туву мадҳушӣ оварад.4

Зимнан бояд гуфт, ки роҷеъ ба муносибати Хусраву Ҷомӣ дар адабиётшиносии тоҷик Муҳаммадвафо Бақоев ва Аълохон Афсаҳзод мақолаҳои алоҳида навиштаанд, аммо дар бораи муносибати Ҳасан бо Ҷомӣ ҳанӯз тадқиқоте сурат нагирифтааст. Аз ин хотир, мо тасмим гирифтем, ки оид ба муносибати Ҷомӣ ба Ҳасан, ки аз ғазалсароёни маъруфи муосири Хусрави Деҳлавӣ мебошад, чанд сухан бигӯем ва бад-ин тартиб дараҷаи таассур ва нуқтаи назари ӯро дар бораи Ҳасани Деҳлавӣ равшан бинамоем. Мо

ибтидо ба маълумоти Ҷомӣ роҷеъ ба Ҳасани Деҳлавӣ, ки дар «Баҳористон», «Нафаҳот-ул-унс» овардааст, рӯ меорем. Воқеан, ӯ дар равзаи ҳафтуми «Баҳористон» ҳунари ғазалсароӣ, тарзи хуби калом, дар қофияҳои тангу радифҳои ғариб ва баҳрҳои дилпазир, ки вижаи ғазал аст, сухан гуфтани Ҳасанро таъкид ва таъйид намуда, дар айни замон саҳли мумтанеъ будани осорашро низ фурӯгузор наменамояд. Инак, сухани Ҷомӣ дар бораи Ҳасан, ки дар равзаи ҳафтуми «Баҳористон» мундариҷ шудааст: «Вайро дар ғазал тариқе хуб аст. Аксар қофияҳои тангу радифҳои ғариб ва баҳрҳои хушоянда, ки асл дар шеър, хосса дар ғазал мулоҳазаи инҳост, ихтиёр кардааст. Лоҷарам, аз иҷтимои онҳо шеъри вайро ҳолате ҳосил омадааст, агарчи ба ҳасаби бодиназар осон менамояд, аммо дар гуфтан душвор аст. Ва лиҳозо, ашъори вайро «саҳли мумтанеъ» гуфтаанд. Муосири Хусрав будааст ва бо якдигар сӯҳбат медоштаанд ва мубосатот мекардаанд. Чунончи, Ҳасан мегӯяд:

Хусрав аз роҳи карам бипзирад
Он чи ман-банда, Ҳасан, мегӯям.
Суханам чун сухани Хусрав нест,
Сухан ин аст, ки ман мегӯям».5

Аммо ин суханонро мо аз «Нафаҳот-ул-унс»-и шоир иқтибос менамоем, ки бо истинод аз «Таърихи Ҳинд» сурат гирифта ва дар он аз муридони Низомиддин Авлиё будани ӯ, ахлоқу одоб, маноати нафсу алоқааш ба ирфону тариқати сӯфия ва ширингуфторияш дар маҷолиси сӯфия ва робитаи хеле наздики муаллифи китоби «Таърихи Ҳинд» бо Хусраву Ҳасан, суханони Шайх Низомиддинро бо номи «Фавоид-ул-фувод» дар чандин муҷаллад фароҳам овардани ӯ ва амсоли ин маълумоти муфид медиҳад. Аз ҷумла, ӯ мегӯяд: «Лақаб ва кунияти вай Наҷмиддин Ҳасан ибни Алоуссиҷзӣ аст. Вай котиб ва муриди Шайхи Низомиддин Авлиё буда,

ба авсофу ахлоқи марзия муттасиф будааст. Соҳиби «Таърихи Ҳинд» мегӯяд, ки дар макорами ахлоқу латофат ва зарофати маҷолису истиқомати ақл ва равиши сӯфия ва лузуми қаноату эътиқод покиза ва дар таҷарруду тафарруд аз алоиқи дунявӣ ва дар хуш будану хуш гузаронидан бе асбоби суварӣ ҳамчу ӯе камтар дидаам ва чунон ширинмаҷлис буд…, он чи ки аз маҷлисати вай меёфтам, аз маҷолисати ҳеч кас намеёфтам.

Ва ҳам соҳиби «Таърихи Ҳинд» мегӯяд, ки солҳо маро бо Амир Хусрав ва Амир Ҳасан тараддуду ягонагӣ буд ва на эшон бе сӯҳбати ман тавонистанд буд ва на ман бе сӯҳбати эшон. Ва ба воситаи ман миёни ҳар ду устод чунон робитаи муҳаббату видод истеҳком ёфта буд, ки ба хонаҳои якдигар омадушуд кардандӣ. Ва ҳам вай гӯяд, ки аз камоли эътиқоде, ки Амир Ҳасанро бо Шайх Низомиддин буд, анфоси мутабаррукаи мубораки Шайхро дар маҷолиси сӯҳбат шунида буд, дар чанд ҷилд ҷамъ карда будааст ва онро» «Фавоид-ул-фувод» ном ниҳодааст ва дар ин рӯзгор дар ин диёр (Ҳирот) дастури арбоби иродат шуда ва вайро варои давовини мутааддида ва саҳоифи насру маснавиёт бисёр аст. Мин рубоиёт:

Дорам дилаке ғамин, биёмурзу мапурс,
Сад воқеа дар камин, биёмурзу мапурс.
Шарманда шудам, агар бипурсӣ амалам,
Эй акрами акрамин, биёмурзу мапурс.

XXX

Як ҳарфи ту чил сабоҳи оламро нур,
Як ҳарфи ту ҳашт хулдро мояи ҳур.
Ҳарфи сеюмин чиҳил валиро дастур,
З-он чор чаҳор рукни олам маъмур».6

Аммо таваҷҷӯҳи умдаи Ҷомиро, пеш аз ҳама, ғазалиёти Ҳасан, ки бо нозукӣ, ширинсуханӣ, нодирагуфторӣ ва содагиву равонӣ имтиёз дошта ва дар рӯзгори шоир аз

шуҳрати фаровон бархурдор будааст, ба худ ҷалб намуда будааст, зеро, ба қавли муаллифи «Тазкират-уш-шуаро» Давлатшоҳи Самарқандӣ, ки аз ҳамасрони Ҷомист, «девони Хоҷа Ҳасан дар ин рӯзгор азизу мукаррам аст ва соҳибназарону истеъдодмандонро ба сухани Хоҷа эътиқоде ва илтифоте зиёда аз тасаввур аст. Ва чун байни хавосу авом сухани ӯ шуҳрате азим дорад, зиёда аз як ғазал дар ин ҷо сабт нашуд ва он ин аст:

Соқиё, май деҳ, ки абре хост аз ховар сафед,
Сарвро сар сабз шуд, садбаргро чодар сафед.
Бода дар ҷоми булурин деҳ маро, гар медиҳӣ,
Хуб меояд шароби лаълро соғар сафед.
Абр чун чашми Зулайхо баҳри Юсуф жолабор,
Жолаҳо чун дидаи Яъқуби пайғамбар сафед…
Эй Ҳасан, ағёрро ҳаргиз набошад табъ рост,
Рост аст, ки зоғро ҳаргиз набошад пар сафед.

Ва фозилон ин ғазалро бисёр ҷавоб фармудаанд ва ҳеҷ ҷавоб аз ин пурҳолатар наяфтад….».7 Воқеан, Ҷомӣ низ ба ин ғазали машҳури Ҳасан ҷавоб гуфта, ҷавобе хуб ва муносиб, ки хонданаш дар ин мавқеъ бе суд нахоҳад буд:

Дур аз он лаб ашки ман сурх асту чашми тар сафед,
Кам фитад з-ин сон шароби лаълро соғар сафед.
Гиряи доим сиёҳиро набурд аз бахти ман,
Зоғро бисёрии борон насозад пар сафед.
Бар буногӯшат кашад зулфи сияҳ худро дароз,
Ҳамчу ҳиндуи бараҳна, к-аш бувад бистар сафед.
Рехт аз абри таҷаллӣ рӯи ту борони нур,
Хонаи чашму диламро сохт бому дар сафед.
Сафҳае аз мусҳафи хубист он рӯю изор,
Як тараф аз вай навишта, як тараф дигар сафед.
Эй ки мепурсӣ зи роҳи каъбаи ишқам нишон,
З-устухони куштагон роҳест сар то сар сафед.

Дар либоси хатту коғаз гуфтаи Ҷомӣ бувад,
Наварӯсе ҷома мушкин кардаву чодар сафед.8

Албатта, пайравии Ҳасан ба Ҷомӣ бо ин ғазалҳо ва ғазалҳое, ки дар оғози калом овардем, маҳдуд намешавад, балки дар девонҳои сегонаи вай мо ба ғазалҳое дучор мешавем, ки шоир онҳоро ба пайравӣ аз ғазалҳои Ҳасан ва ё илҳом аз онҳо сурудааст, аммо ӯ дар ин пайравиҳояш эҷодкорона рафтор менамояд. Аз ин хотир, вай худро дорои тариқи хос медонад ва бо тафохур мегӯяд:

Ҷомӣ, туро камол бас аст ин тариқи хос,
Дар таври шеъри Хусраву назми Ҳасан мапеч.9
XXX
Ба нуктаҳои Ҳасан, Ҷомӣ, ин камолат бас,
Ки сози назми туро ҷуз навои Хусрав нест.10
XXX
Ҷомӣ, ин назми ҳасан гар бифиристад суи Форс,
Ҳофизаш ном ниҳад Хусрави ширинсуханон.11
XXX
Гуфт дар Ҳинд Ҳасан, гуфтаи Ҷомӣ чу шунид,
К-аз адам Хусрави ширинсуханон омад боз.12

Лозим ба тазаккур аст, ки Ҷомӣ на фақат дар ғазалҳояш аз Ҳасан ёд мекунад, пайгири вай буданашро эълом медорад ва аз ӯ бартар рафтанашро таъкид менамояд, балки вай дар қасоидаш низ аз шуҳрати беандозаи хеш дар олами шеъру шоирӣ ва сайри олам кардани ашъораш, аз ҷумла ба Форсу Ҳинду Руму Ироқу Табрез расидани сарводаҳояш, мавриди таҳсину офарин ва пазириши Саъдиву Ҳофиз ва Хусраву Ҳасан қарор гирифтан ва паёму дуруд фиристодани Қайсари Руму Чепол аз Ҳинд ва волии Ироқу Табрез, сухан дар миён меорад. Аз ҷумла дар ин қасида, ки «Раҳши болин би шарҳи ҳолин» ном дорад:

Чунон ба шеър шудам шуҳра дар басити ҷаҳон,
Ки шуд муҳити фалак з-ин тарона моломол.
Арӯси даҳр паи зеби гӯшу гардани хеш
Зи силки гавҳари назмам гирифт иқди лаол.
Суруди айш зи гуфтори ман кунад мутриб,
Раҳи самоъ зи ашъори ман занад қаввол.
Агар ба Форс равад корвони ашъорам,
Равони Саъдию Ҳофиз кунандаш истиқбол.
В-агар ба Ҳинд расад, Хусраву Ҳасан гӯянд,
Ки эй ғариби ҷаҳон, марҳабо, таъол, таъол!
Зи баски сӯи ҳар иқлим гуфтугӯям рафт,
Шуданд сухраи аҳволи ман ҳама аҷёл.
Гаҳе зи Рум нависад саломи ман Қайсар,
Гаҳе зи Ҳинд фиристад паёми ман Чепол.
Расад зи волии мулки Ироқу Табрезам
Авотифи мутавотир, маноеҳи мутавол.
Чӣ дам занам зи Хуросону аҳли эҳсонаш,
Ки ҳастам аз кафашон ғарқи баҳри бирру навол.13

Бояд гуфт, ки агарчи Ҳасан ба сурудани достон низ иқдом намуда ва достони на чандон калоне ба исми «Ишқнома», ки 606 байтро фаро мегирад, иншо намудааст, аммо вай асосан шоири ғазалгӯст ва бо ғазалиёташ машҳур аст. Аммо Ҷомӣ на фақат дар ғазалгӯӣ, балки дар достонсароӣ низ яди байзо дорад. Дар ин замина «Ҳафт авранг»-и ӯ, ки дар пайравии Низомию Хусрав эҷод шудааст, хеле мумтоз мебошад. Маълум нест, ки ӯ ба «Ишқнома»-и Ҳасан ошно будааст ё не, аммо, ба ҳар ҳол, ӯ дар достонҳояш, аз ҷумла достони «Субҳат-ул-аброр», зимни зикри Фирдавсӣ, Низомӣ, Хоқонӣ, Анварӣ, Заҳир, Камоли Исфаҳонӣ, Камоли Хуҷандӣ, аз Хусраву Ҳасан низ ба унвони «ду тӯтии Ҳинд», ки эшон бо ҳамин ном машҳуранд, ёд мекунад, ки ин, албатта, аз ишқу алоқааш ба ин шоирон, яъне Хусраву Ҳасан ва мақоми шомихи онҳо дар густураи шеъри форсии тоҷикӣ дарак медиҳад:

Ҷомӣ, ин пардасаройӣ то чанд?
Чун ҷарас ҳарзадаройӣ то чанд?..
Бин, ки чун исми аҷалро қавсӣ
Кард гардун зи паи Фирдавсӣ.
Бо диле шақшуда чун хонаи хеш,
Монда сарзер зи «Шаҳнома»-и хеш.
Нозими Ганҷа Низомӣ, ки ба ранҷ
Адади ганҷ расонид ба панҷ.
Рӯзи охир, ки аз ин маҷлис рафт,
Ганҷҳо дода зи каф, муфлис рафт.
Гарчи мерафт ба сеҳрафшонӣ,
Ба фалак дабдадаби Хоқонӣ,
Гашт помоли ҳаводис дабааш,
Бесадо шуд чу даба дабдабааш.
Анварӣ куву дили анвари ӯ,
Ҳикмати шеъри хирадпарвари ӯ?
Ку Заҳир, он ки чу Хизр оби ҳаёт
Килки ӯ дошт равон дар зулумот?
Ҳар камолеро, ки Сипоҳонӣ дошт,
Ки ба каф теғӣ суханронӣ дошт.
Шуд аз ин доираи дайри масир,
Охируламр, ҳама нуқспазир.
Кард ҳарфе, ки рақамзад Саъдӣ,
Бар рухи шоҳиди маънӣ ҷаъде.
Сарсари қаҳр чу шуд ҳодисазой,
Омад он ҷаъди муанбар дар пой.
Ҳофиз аз назми баландовоза
Сохт оини суханро тоза.
Лек рӯзу шабаш аз песакаманд
З-он баландӣ суи пастӣ афканд.
Пухт аз даври маҳу гардиши сол
Меваи боғи Хуҷандӣ ба Камол.
Лек боди аҷал он меваи пок
Рехт дар хиттаи Шероз ба хок.

Он ду тӯтӣ, ки ба навхезишон
Буд дар Ҳинд шакаррезишон,
Оқибат сухраи афлок шуданд,
Хомӯшони қафаси хок шуданд.
Гом бикшо, ки шигарфон рафтанд,
Як ба як нодираҳарфон рафтанд…14

Ҷомӣ агарчи дар қасоиду маснавиҳояш низ аз Ҳасан ёд мекунад, аммо вай асосан дар ғазалҳояш ба ӯ пайравӣ менамояд, зеро, тавре ки гуфтем ва маълум аст, қисми аъзами осори Ҳасанро ғазал ташкил медиҳад ва ӯ маҳз дар ҳамин навъи шеърӣ устод хонда шудааст. Аз ин рӯ, бисёре аз шоирони ғазалсаро ба пайравии ашъори ӯ пардохтаанд, ки Ҷомӣ яке аз ҳамин гуна шоирони ғазалгӯст, ки бархе аз ғазалҳои хешро дар пайравии Ҳасан гуфтаву абёту мисраъҳои онҳоро мавриди тазмин қарор додаву гоҳе аз вай тамҷид намудаву гоҳе даъвии ҳамсарию бартарӣ низ кардааст, ки мо намунаи онҳоро дар боло овардем. Бинобар ин, мо дар ин мавқеъ бо овардани ду намунаи дигар аз ғазалҳои Ҷомӣ, ки дар пайравӣ аз Ҳасан суруда шудаанд ва аз лиҳози вазн, радифу қофия ва мавзӯву мазмуну ғоя ҳамоҳанганд, басанда менамоем:

Эй ҳама шодии дилат аз ғаму аз балои ман,
Ғарқи балои ишқи туст ин дили мубталои ман.
Бар дили ман чу шаҳна шуд ишқи дароздасти ту,
Хайма бурун зад аз ҷаҳон сабри гурезпои ман.
Оҳ, ки бар умеди ту умр гузашту ҳамчунон
Монда ба пардаи адам ҳоҷати новарои ман.
Қиссаи меҳнати маро шарҳу баён чӣ ҳоҷат аст,
Ашки равони ман нигар сурати моҷарои ман.
Қиблаи ҷони ман туӣ, Каъба чӣ кор оядам,
Ҳалқаи гесӯи ту бас силсилаи дуои ман.
Лофи вафои ту занам бас қадами сагон-тро,
Хок чаро намешавам?Хок бар ин вафои ман!

Нест хато, ки чун Ҳасан бӯса задам дари туро,
Пеши камоли афви ту саҳл бувад хатои ман.15
Ҳасан

Эй зи ту кӯҳ-кӯҳ ғам бар дили мубталои ман,
Нест муроди хотират ҷуз ғаму ҷуз балои ман.
Ҳар мижа карда ҷӯи хун бар рухи ман равон, вале
Кист, ки бо ту дам занад аз ману моҷарои ман?
Меҳру вафои ман мабин, тарки ҷафои худ бикун,
З-он ки ҷафои чун туе нест кам аз вафои ман.
Гар чу сагон диҳанд раҳ дар паи маҳмили туам,
Чарх ба фарқи сар кашад ҳавдаҷи кибриёи ман.
Номасифат сиёҳрӯ монам, агар на фазли ту
Хомаи мағфират кашад бар вараќи хатои ман.
Бод ҳамеша, то бувад ному нишон зи буди мо,
Маснади ноз ҷои ту, хоки ниёз ҷои ман.
То ба карашма гуфтаӣ, мардуми чашми Ҷомиям,
Чашми сипеҳр мебарад сурма зи хоки пои ман!16
Ҷомӣ

Маро дар кӯи ишқат хонае ҳаст,
Зи дурди дарди ту паймонае ҳаст.
Равон шав, ин тараф, эй ганҷи хубӣ,
Нагӯям кулбаи вайронае ҳаст.
Агар ёрони ту наззора хоҳанд,
Бигӯ, дар кӯи мо девонае ҳаст.
Миёни ақлу ишқ ислоҳ натвон,
Зи мору боғбон афсонае ҳаст.
Нагардам гирди шамъи васл, лекин
Зи девони ғамат парвонае ҳаст.
Манам фардову кунҷи хилвати хос,
Авоми халқро кошонае ҳаст.
Ҳасан ҷои ту андар чашми худ кард,
Ҳам ин ҷо бош, холӣ хонае ҳаст.17
Ҳасан

Ба кӯи узлатам вайронае ҳаст,
Зи накди вакт дарвешонае ҳаст.
Ба дастам, то зи ҳастӣ даст шӯям,
Зи хумми нестӣ паймонае ҳаст.
Макун дурам, ки дорад завқи дигар,
Ба гирди шамъ чун парвонае ҳаст.
Чу бар девонагон меяфганӣ санг,
Намегӯӣ, маро девонае ҳаст?!
Чӣ хӯй аст, ин ки сӯи ошноён
Наёрӣ рӯй, то бегонае ҳаст?!
Агар хона набошад хуб, ғам нест,
Чу аз хубон туро ҳамхонае ҳаст.
Махӯр, Ҷомӣ, фиреби субҳахонон,
Ки доме ҳаст, ҳар ҷо донае ҳаст!18

Албатта, пайравӣ аз Ҳасан дар адабиёти асри 15 танҳо ба Ҷомӣ ихтисос намегирад, балки дар эҷодиёти дигар ҳамзамонони ӯ, аз ҷумла Навоӣ, Ҳилолӣ, Биноӣ ва дигарон низ ба мушоҳида мерасад. Чунончи:

Хусраву Ҳофиз туро Фонӣ, агар ҳодиянд,
Пайравии Ҷомиат ҳаст ба ваҷҳи Ҳасан.19

XXX

Фонӣ, аз ҷон шуд Ҳасанро бандае беҳ з-он,ки гуфт:
«Эй мунавар гашта рӯи Офтоб аз рӯи ту».20

Фонӣ

Ҳилолӣ аз  камоли шеър дорад мансаби шоҳӣ,
Ки сӯзи Хусрав асту нозукиҳои Ҳасан бо ӯ.21

Ҳилолӣ

Биноӣ мешавад охир баландовоза чун Хусрав,
Ки дар таври ғазал тарзи Ҳасан меоварад берун.22

Биноӣ

Зимнан бояд гуфт, ки Ҳасан ва шеъраш, тавре ки Давлатшоҳи Самарқандӣ низ дар тазкирааш овардааст ва мо онро дар боло иқтибос кардем, дар асри Ҷомӣ, яъне асри

15, дар Хуросон аз шӯҳрати хеле зиёд бархурдор будааст. Аз ин рӯ, аҳли адаб на фақат шеърашро, ки хушоҳангу мусиқидор аст, мавриди пайравӣ қарор медоданд, балки ба оҳанг даровардаву дар маҳфилҳо замзама ҳам мекарданд. Дар ин бора маълумоте, ки Навоӣ дар «Хамсат-ул-мутаҳайирин» медиҳад, хеле ҷолиб мебошад: «Шабе дар маҷлиси як шахси бузургвор ба хидмати ҷамоати азизон афтодам. Мутаҳҳари Удӣ, ки дар хушнавозӣ падари Зӯҳра ва дар хушхонӣ фарзанди рӯҳафзои он шуда метавонад, дар вақти тағаннӣ як шеъри Хоҷа Ҳасани Деҳлавӣ: «Зиҳӣ дарунаи дилро замон-замон ба ту майле»-ро мехонд, то ба ин байт расид:

Мисоли қатраи борон сиришки ман ҳама дур шуд
Чунин асар диҳад, оре, тулӯи чун ту Суҳайле!

Аҳли маҷлис одамони муътабари хуштабъ буданд ва мири маҷлис ҳам хуштабъу подшоҳнишон. Баъзе аз рӯи эътироз ва баъзе аз рӯи танбеҳ ба муғаннӣ гуфтанд, ки «сиришки ман ҳама дур шуд» нахон, ба ҷои «ҳама дур шуд» бояд «ҳама хун шуд» хонд, ки «дур шуд» маънӣ надорад.

Мири маҷлис ҳам ба аҳли маҷлис муттафиқ шуд. Ин фақир ҳеҷ чиз нагуфтам. Ҳозирони маҷлис ба фақир рӯ оварданд, ки «чаро ту дар ин фикр ба асҳоб мувофиқ нестӣ?»

Фақир гуфтам, ки:

-Ман дар ҷониби гӯяндаам, ки қоил адо кард, яъне «мисоли қатраи борон сиришки ман ҳама дур шуд» дуруст аст, балки ҳамин тавр бояд шавад.

Аксар ба фақир ҳуҷум карда, ғулув намуданд.

Фақир гуфтам, ки:

-Чун ҳамаи шумо якҷониб шудед, ман муддаои худро ба шумо наметавонам собит кунам. Агар касеро ба ҳакамӣ мусаллам доред, гарав мебандем.

Ҳама ба иттифоқ гуфтанд, ки «ҳазрати маҳдум ҳакам, балки ҳокими афозили олам мебошанд. Касе нест, ки он касро мусаллам надорад».

Фақир бо онҳо гарав баста, кайфияти маҷлис ва сабаби он баҳс ва дар он байт лафзи «хун» муносиб ё лафзи «дур» мувофиқ будан, яъне исноди мақсудро ҳамон замон навишта ба хизмати он ҳазрат фиристодам.

Пас аз андак вақт шахси фиристода бозомада ҷавоб овард ва он ҳазрат ин мисраъро навишта буданд:

«Сухан дур аст, тааллуқ ба гӯши шаҳ дорад».

Он ҷамоат мулзам шуданд. Тарбият ва мадади он кас ба фақир ҳамин тариқа расид.

Маълум нест, ки касе ба ягон суол чунин ҷавоби мухтасари муфид гуфта бошад. Фардои он рӯз ин гап дар миёни мардум шӯҳрат ёфта, ҳама дар маҷлисҳо нақл мекарданд».23

Ниҳоят, суннати пайравӣ ба шеъри Ҳасан на фақат дар асрҳои 14-15, балки дар асрҳои минбаъда низ идома меёбад ва шоирони зиёде ба пайравӣ аз вай ғазалҳои ҷавобия менависанд. Восифӣ ва Мушфиқӣ, ки дар асри 16 зиндагию эҷод кардаанд, аз ҳамин даста шоиронанд, ки дар эҷоди ғазал ба Ҳасан пайравӣ намудаанд:

Онон, ки соҳибони камоланд, Восифӣ,
Шеъри ту кай кунанд зи шеъри Ҳасан ҷудо? 24
Восифӣ

Назми ту, Мушфиқӣ, ба камоли Ҳасан расид,
То гуфтаӣ, ки пайрави пири Хуҷандиям. 25

# ПАЙНАВИШТҲО:

1.Камоли Хуҷандӣ. Девон. Душанбе, Адиб,1995,с.353.
2.Ҳамон ҷо,с.430.
3.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6, Душанбе, Адиб,1988,с.239.
4.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.7, Душанбе, Адиб,1989,с.108.
5.Ҳамон ҷо,с.464.
6.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.8, Душанбе, Адиб,1990,с.125-126.
7.Давлатшоҳи Самарқандӣ. Тазкират-уш-шуаро.Душанбе, 1999,с.90.
8.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6,с.228.
9.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.7,с.99.
10.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1, Душанбе, Ирфон,1986,с.280.
11.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.2, Душанбе, Ирфон,1987,с.249.
12.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6,с.292.
13.Ҳамон ҷо,с.11-12.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.4, Душанбе, Адиб,1988,с.123-125.
15.Ҳасани Деҳлавӣ. Мунтахабот. Душанбе, Ирфон,1965,с.265.
16.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.2,с.271.
17.Ҳасани Деҳлави. Мунтахабот,с.68.
18.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6,с.120.
19.Девони Амир Низомиддин Алишери Навоӣ (Фонӣ). Теҳрон,1375,с.265.
20.Ҳамон ҷо,с.282.
21.Бадриддин Ҳилолӣ. Баргузидаи осор, Душанбе, Ирфон,1985,с.131.
22.Камолуддин Биноӣ. Девони ашъор. Душанбе,2012,с.547.
23.Алишери Навоӣ. Хамсат-ул-мутаҳайирин. Душанбе,1989,с.21-22.
24.Садриддин Айнӣ. Куллиёт,ҷ.13, Душанбе, Ирфон,1977,с.208.
25.Мушфиқӣ. Мунтахабот. Сталинобод,1958,с.54.

## БОБИ ДУВУМ

## ҶОМӢ ВА ФИҒОНӢ

Ин бас маро, ки шуд садафи дурри шоҳвор
Гӯши замона аз гуҳари назми дилкашам.
Ҷомӣ

Бобо Фиғонӣ дар аввали нимаи дуюми асри ХУ дар Шероз таваллуд шудааст. Ибтидо, ӯ ба кордсозӣ дар назди бародараш мепардозад. Ҳамзамон, бо тахаллуси «Саккокӣ» даст ба эҷоди шеър низ мезанад, аммо бо ин тахаллус дар девонаш шеъре ба назар намерасад. Шояд дар девони аввалаш бо ин тахаллус шеър будааст, аммо он девон, мутаассифона, мафқуд шудааст.

Рӯзгори Фиғонӣ дар Шероз асосан дар майкадаҳо сипарӣ шудааст. Ӯ дар ин ҷо бо гулрухони симандом ишқварзӣ мекард ва бо риндиву бехудӣ ҳаёт мегузаронид. Воқеан, вай аз оғоз ҳамин гуна шеваи зиндагиро баргузида буд ва бо ҳамин маю майхорагию риндию бехудӣ ба сар мебурд ва кораш майнӯшию ҷояш майхонаҳо буд. Ба қавли худаш:

Аз гӯшаҳои майкада ҷӯем сафои вақт,
К-он ҷо ҳазор оина дар гил ниҳодаанд.[1]

Фиғонӣ тақрибан баъд аз сисолагӣ роҳи сафарро пеш мегирад. Аввал, ба Ҳирот, ки аз марказҳои муҳими адабии он рӯзгорон ба ҳисоб мерафт, меояд. Ӯ бо шоирону адибони ин сомон, аз ҷумла Ҷомӣ мулоқот менамояд ва ба қавле, шеъри ӯ назди Мавлоно Ҷомӣ «дараҷаи қабул ва истеҳсон» меёбад, аммо, ба андешаи Тақиуддини Авҳадӣ, «чун шуарои Хуросон вайро диданд, тарзу равише, ки

мухолифи эшон буд, аз вай мушоҳида намуданд, онро написандиданд. Чун бағоят ғайримуқаррар ва аҷиб ба назараи идроки эшон ҷилва кард. Лизо, забони таън ба вай гушода, суханони баландмартабаи ӯро бемаънӣ фаҳмиданд ва дар ин маънӣ зарбулмасал шуд. Чунонки муддатҳо ашъори зиқро мегуфтанд, ки фиғониёна аст ва ин суханон чандон аҷиб ва ғариб нест.Чӣ дар он замон ҳеч кас мутаваҷҷеҳи шеъри қудамо ва тарзу равиши эшон набуд ва ҳама бар равише, ки мутаорифи он замон шуда буд, шеър мегуфтанд ва ҷамеъро тасаввури ботил он ки тамоми тарзу равишҳо, ҳатто равиши қудамо дар ҷанби тарзи хоси эшон мансух хоҳад буд ва чун эшон маҳзуз аз равиши устодони қадим нестанд, ҳеҷ кас нахоҳад буд ва шеваи эшон носихи тарзҳост».[2] Аз ин рӯ, Фиғонӣ ба Озарбойҷон меравад ва ба дарбори Султон Яъқуб роҳ меёбад ва муддати мадид дар он ҷо мемонад. Кори ӯ дар шеъру шоирӣ дар ин ҷо рӯ ба тараққӣ меорад ва дар ҳамин сомон аст, ки ӯ ба унвони «Бобои шуарои замон» мушарраф мегардад. Аммо баъд аз қатли Султон Яъқуб Фиғонӣ ба зодгоҳаш Шероз меояд ва баъд аз муддате роҳии Хуросон мешавад. Аввал, дар Абеверд ва пасон, дар Машҳад маскан мегузинад. Охируламр, дар ҳамон ҷо, яъне Машҳад, олами ҳастиро падруд мегӯяд.

Агарчи сабки сухани Фиғонӣ, ба вижа ғазали вай ҳамон сабки роиҷи шуарои Хуросон ва суннати адабии мактаби Ҳироту Табрез буд, аммо аз баъзе ҷиҳот тозагиҳо низ дошт, ки ӯро аз муосирон мумтоз месохт. Ин, қабл аз ҳама, ба содагию равшанӣ, мӯъҷазу ширин будан, вуқӯъгӯӣ ва сурати нав доштани сувари хаёли ӯ ихтисос мегирад. Ба ҳарфи дигар, эъҷози сухан ва содагию равшанӣ, сӯзу гудоз, диққату риққати калом, борикандешӣ, лутфи баён, маънии зиёдро дар лафзи андак гунҷондан, воқеанигорӣ, ки роҳро барои аз сабки ироқӣ ба ҳиндӣ гузаштан ҳамвор мекард, аз мухтассоти шеваи Фиғонӣ ба ҳисоб мерафт. Азбаски фаъолияти эҷодии ӯ дар доираи адабии Табрез гузашта буд, аз ин рӯ, каломаш аз каломи шоирони Хуросон

фосила мегирифт. Аммо, бо ин ҳама, ӯ ба осори шоирони ин маркази муҳими адабии давр, ки Ҷомӣ саромади он буд, беалоқа набуд, зеро осори Ҷомӣ дар ин давра на танҳо дар Ҳироту Табрез, балки кулли сарзаминҳои порсигӯ аз шӯҳрати беандоза бархурдор буд. На фақат шоирон, балки ҳокимони сарзаминҳои мухталиф ба ӯ ва шеъраш арҷу эҳтироми фаровон мегузоштанд. Муносибати наздики Ҷомиро бо Султон Яъқуб аз қасидае, ки дар ҷавоби номаи ӯ навишта ва ба номаш иншо кардани «Саломон ва Абсол» ва дар «Силсилат-уз-заҳаб» аз вафоти вай таассуф хӯрдану аз бародараш ёд кардани шоир бармало дида метавонем. Воқеан, муҳаққиқон, аз нусхаи куллиёти ӯ, ки ба Табрез фиристода будааст, хабар медиҳанд. Бо як сухан, Ҷомӣ ва шеъраш дар Табрез аз шуҳрати зиёд бархурдор будааст. Аз ин хотир, шоирони ин доираи адабӣ, ба вижа Қозӣ Исо, Дарвеши Деҳакӣ, Бобо Фиғонӣ ва дигарон, ба Ҷомӣ ихлоси зиёд доштаанд ва ашъорашро мавриди пайравию истиқбол қарор медодаанд. Ин гуфтаи моро маълумоти зерини Восифӣ, ки дар «Бадоеъ-ул-вақоеъ» овардааст ва ба сафари Биноӣ ба ин шаҳр ва вохӯрии ӯ бо шоири машҳур Дарвеши Деҳакӣ ихтисос мегирад, низ тасбит менамояд. Биноӣ мегӯяд, ки дар Деҳак ба мулозимати Дарвеш рафтем. «Чун даромадем, дар коргоҳи ҷулоҳагӣ нишаста буданд ва бофандагӣ мекарданд. Чун моро диданд, бар пой хостанд ва таъзим ба ҷой оварда, ишорат ба ҷулус карданд, ки «хайра мақдам аз куҷо ташриф меоред?». Гуфтам: «Аз қуббатулисломи Хуросон». Гуфт: Аз пеши Пири Ҷом меоед?». Гуфтам: «Оре». Гуфт: «Ҳазрати эшонро суханони хубу марғуб бисёр аст, аммо моро ду матлаъи эшон хуш омада ва ҳирзи ҷон гардида, яке он ки:

Шабам дар мотами ҳиҷрон ду абрӯ дар хаёл омад,
Ба сина ҳар куҷо нохун задам, шакли ҳилол омад.

Дигар он ки:

Лабам аз шуълаи шавқ обилаи пурхун зад,
Баҳри побӯси ту ҷон хайма зи тан берун зад».[3]

Воқеан, Дарвеши Деҳакӣ на танҳо ба ин ду матлаи Ҷомӣ, ки ба ӯ «хуш омада», балки ба ғазалҳои дигари ӯ низ ҷавоб навиштааст. Аммо мо дар ин мавқеъ фақат бо овардани як ғазали ҷавобияи ӯ ба ғазали Ҷомӣ иктифо менамоем:

Аз Ҷомӣ:
Дар либоси нилгун то ҷилва кардӣ, эй парӣ,
Маҳ дигар нанмуд рух з-ин пардаи нилуфарӣ…
Қадри ҳуснат Ҷомии соҳибназар донисту бас,
Қимати ҷавҳар касе нашносад, илло ҷавҳарӣ.[4]

Аз Дарвеш:
Васфи рухсори ту бар авроқи девон, эй парӣ,
Ҳаст пеши ман ба сад маънӣ беҳ аз суратгарӣ…
Шеърат, эй Дарвеш, беҳтар мешиносад аз ту ёр,
Нест шак, дур беҳтар аз дарё шиносад ҷавҳарӣ.[5]

Албатта, ба ғазалҳои Ҷомӣ, ки дар ин маркази пурнуфузу машҳури адабии он замон интишор доштааст, на танҳо Дарвеши Деҳакӣ, балки шоирони дигар низ пайравӣ намудаанд ва ашъори истиқболӣ сурудаанд. Аз ҷумла Фиғонӣ, ки муддати мадиде дар доираи адабии Табрез қарор дошт ва шоире дорои сабки хос буд. Бинобар ин, дар девони Фиғонӣ ба ғазалҳое дучор мешавем, ки онҳо аз лиҳози мазмуну вазну қофиву радиф ба ғазалҳои Ҷомӣ монандӣ доранд ва ин, албатта, аз алоқаи эҷодии ин ду шоири бузург дарак медиҳад. Ҳамин ҳамсонӣ ва ҳамоҳангиро дар байни ғазалҳои Ҷомию Фиғонӣ ба мушоҳида гирифта, яке аз муҳаққиқони маъруфи осори Ҷомӣ-Аълохон Афсаҳзод дар китоби «Ҷомӣ-шоири ғазалсаро» ба таҳлил ва муқоисаи ду ғазали Ҷомӣ ва

Фиғонӣ мепардозад, ки нақли онҳо дар ин маврид, ки рӯи сухани мо ба Ҷомию Фиғонӣ нигаронида шудааст, бесуд нахоҳад буд. Ба қавли ӯ, «Бобо Фиғонӣ низ дар татаббӯи ғазалҳои Ҷомӣ ғазалҳои зиёд дорад. Бо вуҷуди он ки сабки Фиғониро хос ва барои аҳли адаби Ҳирот нописанд пиндоштаанд, ҳангоми татаббӯи ғазалҳои Ҷомӣ вай аз талаботи ин услуби эҷодӣ дур намеравад ва ғазалҳои ҷавобияашро асосан аз масолеҳи ғазалҳои Ҷомӣ бо шеваи ӯ месозад. Бинобар ҳамин наздикии ғазалҳои ҷавобияи ӯ ба ғазалҳои Ҷомӣ, ки сармашқ қарор гирифтаанд, басо возеҳ ҳувайдо мегардад. Як ғазали истиқболияи Фиғонӣ ва ғазали сармашқи онро аз эҷодиёти Ҷомӣ аз назар мегузаронем:

Аз Ҷомӣ:

Сабр аз дилу дил аз ману ман аз ватан ҷудо,
Саҳл аст, агар набошам аз он симтан ҷудо.
Созад зи ғусса ҳамчу қабо ҷайби хеш чок,
Гар як замон фитад зи танаш пираҳан ҷудо.
Дар Бесутун зи нолаи ман гар садо фитад,
Нолад зи дард кӯҳ ҷудо, Кӯҳкан ҷудо.
Ҳар субҳдам зи шавқи ту пеши гулу суман
Мурғи чаман ҷудо кунад афғону ман ҷудо.
Зорам бикуш, магӯй, к-аз ин остон бирав,
Мурдан баро-т беҳ, ки зи ту зистан ҷудо.
З-он ҳолҳо, ки пеши ман омад ҷудо зи ту,
Акнун фасонаест ба ҳар анҷуман ҷудо.
Донӣ, ки чист Ҷомӣ аз ин остона дур?
Ошуфта булбуле зи ҳарими чаман ҷудо.

Фиғонӣ

Рӯзе, ки тан зи ҷон шаваду ҷон зи тан ҷудо,
Ҳар як ҷудо зи ишқи ту сӯзанду ман ҷудо.
Ман чун зиям, ки ҳар нафас он лаъли оташин
Месӯзадам ба ханда ҷудо в-аз сухан ҷудо.
Гар ҷон зи тан ҷудо шаваду тан зи ҷон, чӣ гам,
Ё Раб, мабод дарди ту аз ҷону тан ҷудо.

Як ҷилва кард шамъи ҷамолат шаби висол,
Афтод партавем ба ҳар анҷуман ҷудо.
Ҷомест ҷаъди пуршиканат, к-аз фиребу фан
Дорад ҳазор силсила дар ҳар шикан ҷудо.
Гар хун зи доғи ҳаҷри ту гиряд, ғариб нест,
Оворае, ки баҳри ту шуд аз ватан ҷудо.
Дар Бесутун зи сурати ширин ҷудо шавад,
Ҳар порае, ки шуд зи дили Кӯҳкан ҷудо.
Дар Мисри ҷон зи гиряи канъониён ҳанӯз
Юсуф ҷудост ғарқа ба хун, пираҳан ҷудо.
Аз гирди хонаи ту Фиғонӣ ҷудо нашуд,
Булбул куҷо шавад зи ҳарими чаман ҷудо?

Наздикии ғазали Фиғонӣ ба ғазалиҶомӣ ба дараҷаест, ки барои баҳс ҳоҷат намемонад. Аммо Фиғонӣ баробари истифодаи вазну қофия, радиф, лексика ва санъатҳои шеърии ғазали Ҷомӣ кӯшидааст, ки ғазалаш чун ғазали бикр ҷилвагар шавад. Барои ин ӯ, пеш аз ҳама, на кайфияти умумии ҷудоӣ, балки ҳолати рӯҳии ошиқро маҳз дар вақти вуқӯи ин воқеа баён менамояд. Ба ғайр аз ин, таркиби ҷону тан ва аз ҳам ҷудо шудани рӯҳ ва ҷисми инсонро (мувофиқи тасаввури асри миёна) ба истеъмол медаророрад, ки ба ғазали ӯ ранги нав медиҳад. Ин матлабро махсусан байти сеюм барҷастатар ифода менамояд. Аммо нодирабаёнӣ дар ғазали поёни истиқболияи Фиғонӣ бештар ба назар мерасад. Ғазали Ҷомӣ намунаи олии ғазали баҳорияест, ки дар он борикбинӣ, парвози хаёл ва халлоқияти ӯ ҳувайдо буда, Ҷомӣ чун наққоши чирадасте як манзараи дилрабои табиатро бо тамоми нозукӣ ва тобишҳои нозуктаринаш тасвир менамояд. Ташбеҳу тазод, тавсифу талмеҳ, истифодаи рангҳои сарду гарм, махсусан сабзу сурх ғазалро ба дараҷаи мукаммалтарин падидаҳои санъат расонидаанд. Ҷомӣ зебоӣ ва ҳусни оламорои як манзараи баҳорро баробари ниҳояти нозукӣ басе воқеӣ, одӣ ва ба фаҳми ҳамагон наздик таҷассум менамояд:

Абри найсон соябон бар торами гардун задаст,
Лола чатри лаъл бар фарши зумуррадгун задаст.
Шоҳиди раъност лола карда гулгун пираҳан,
Ё дами қатли муҳиббон доман андар хун задаст.
Не, хато гуфтам, ки зери хок баъд аз муддате
Оташи доғи шаҳидонаш алам берун задаст.
Карда ёқути табақҳоро зи зарри ноб пур,
Гӯиё Заҳҳок гул бар ганҷи Афредун задаст.
Бар ҳарири нилгуни об ҳайронам, ки бод
Сад ҳазорон ожада бе дасту сӯзан чун задаст?
Гарчи акси сабза дар ҷӯ занг бар ойина аст,
Занги ғамро сайқал аз сад хотири маҳзун задаст.
Баҳри тоби хур фиганд имрӯз бар сарҳои шох
Шаб шукуфта чодаре, к-аз қурси маҳ собун задаст.
Чун расад бар лола жола, оядам з-он санг ёд,
К-аз такаллуф Лайлияш бар косаи Маҷнун задаст.
Гуфтаи Ҷомӣ бувад санҷида дар мизони лутф,
Ҳосид ёр таъне задаст, аз табъи номавзун задаст.

Ҷавобияи Фиғонӣ ба ин ғазали Ҷомӣ тасвири хазон буда, хазон дар он чун наққош ташхисонида шуда, вазну радифи он низ тағйир пазируфтааст. Ба ҷои вазни рамали мусамани мақсури ғазали Ҷомӣ:

Фо-ило-тун (фо-и-ло-тун/ фо-и-ло-тун) фо-и-лон
-у--/ -у--/ -у--/ -у~

Фиғонӣ вазни рамали мусаммани макфуфи мақсур:

Фа-и-ло-тун/ фа-а-ло-тун/ фа-а-ло-тун/ фа-а-лон
-у--/ уу--/ уу--/ уу~

Ва дар радиф ба ҷои «задаст»--задааст»-ро истифода бурда оҳанги онро тағйир медиҳад. Ба василаи рангҳои хазони зард ва ҷилваи манзараи тирамоҳ ҳиссиёти ҳузновар ба ангезиш медароядд. Барои ҳамин ҳам дар ғазалиёти Фиғонӣ нозукӣ ва нишотбахшии ғазали Ҷомӣ дида намешавад. Ғазали Ҷомӣ саропо лавҳанигорист. Фиғонӣ тасвири худи

манзараро надода, онро нақл мекунад. Байтҳои чаҳорум ва пеш аз мақтаи ҳар ду ғазал аз ҷиҳати мазмун ва санъат ба ҳамдигар хеле наздиканд. Аммо барҷастагӣ ва мукаммалии байтҳои Ҷомиро байтҳои Фиғонӣ надоранд. Фиғонӣ дар ғазали худ мазмунҳои нав (байтҳои 3,5,6,7,8,10) ворид карда бошад ҳам, фақат дар байти 6-уми он мисли абёти ғазали Ҷомӣ мусаввирона аст. Ғазали Фиғонӣ томияти ғазали Ҷомиро низ соҳиб нест. Бо вуҷуди ҳамаи ин , ғазали мавриди баҳс нишон медиҳад, ки Фиғонӣ низ кӯшидааст, ки дар истиқболи ғазалҳои Ҷомӣ ғазалҳое нависад, ки мустақил намудор шаванд:

Боз наққоши хазон тарҳи дигаргун задааст,
Рангҳо рехта дар ҳам, ки дам аз хун задааст.
Соҳибони қалам ангушт газиданд ҳама
З-ин рақамаҳо, ки сар аз хомаи бечун задааст.
Зуҳра оҳанги ҳама роҳравон «Рост» гирифт,
Достони ғалати мост, ки ворун задааст.
Табақи зар нашавад пайсипари тири фалак,
Ин ҳамон сахт камонест, ки Қорун задааст.
Нест дар доираи сатҳи фалак лафзи хабар,
Аҳли ҳиммат қадам аз доира берун задааст.
Дур бодо хатари чашми бад аз духтари раз,
Ки чу хуршед саропарда ба гардун задааст.
Он ки ин номаи сарбаста навиштаст нахуст,
Гираҳе сахт ба сарриштаи мазмун задааст.
Адаб аз бода маҷӯед, ки ин лаълқабо
Санг бар Ҷоми Ҷаму хумми Фалотун задааст.
Ишқ дар ҳар лаби ҷӯ Кӯҳкане карда ҳалок,
Ба ҳамон санг, ки бар косаи Маҷнун задааст.
Соқиё, ҷоми лаболаб ба Фиғонӣ паймо,
Ки ба фикри даҳанат нуктаи мавзун задааст».[6]

Албатта, ҳамсониҳо дар байни ғазалҳои Ҷомиву Фиғонӣ бо ин ду намуна, ки Аълохон Афсаҳзод овардааст, маҳдуд намешавад, зеро дар девони Фиғонӣ ғазалҳои зиёде

мавҷуданд, ки бо вазну қофияву радифи ғазалҳои Ҷомӣ монанданд ва мусалламан аз иртиботи танготанги эҷодии эшон хабар медиҳанд. Ғазалҳое аз ин даст:

Аз хор-хори ишқи ту дар сина дорам хорҳо,
Ҳар дам шукуфта бар рухам з-он хорҳо гулзорҳо.
Аз бас фиғону шеванам чангест хам гашта танам,
Ашк омада то доманам аз ҳар мижа чун торҳо.
Раҳ ҷониби бустон фикан, к-аз шавқи ту гул дар чаман
Сад чок карда пираҳан, шуста ба хун рухсорҳо.
То сӯи боғ орӣ гузар, сарву санавбарро нигар,
Умре паи наззора сар баркарда аз деворҳо.
Зоҳид ба масҷид бурда пай, ҳоҷӣ биёбон карда тай,
Он ҷо, ки бошад нуқлу май, бекорӣ аст ин корҳо.
Ҳар дам фурӯшам ҷон туро, бӯса ситонам дар баҳо,
Савдоиям, бошад маро бо худ басе бозорҳо.
Ту дода дил бо ҳар хасе, ман мурда аз ғайрат басе,
Як бор мирад ҳар касе, бечора Ҷомӣ борҳо.[7]
Ҷомӣ
Дар дил нишонам ҳар нафас хори ту дар гулзорҳо,
Шояд, ки рӯзе бардамад шохи гуле з-ин хорҳо.
Шуд хишти кӯят лолагун, гулҳо дамид аз хоку хун,
Сарҳо зада аҳли ҷунун ҳар гӯша бар деворҳо.
Афганда чанг аз заъфи тан шӯре аҷаб дар анҷуман,
Гӯё шарори оҳи ман печида шуд бар торҳо.
Эй аз ту хубон тангдил, гулҳо зи рӯят мунфаил,
Берун зи нақши обу гил ҳусни туро бозорҳо.
Кори бутони ишвагар бозӣ намояд сар ба сар,
Он ҷо, ки бар аҳли назар ҳуснат намояд корҳо.
З-он рӯи чун барги суман гулҳои нав дар анҷуман,
Оби латофат дар сухан бо оташи рухсорҳо.
Чун аз баёзи симгун нақши хатат ояд бурун,
Созанд таъвизи ҷунун суратгарон тӯморҳо.
Аз лаълат, эй кони намак, исодамонро як ба як
Пайваста тасбеҳу малак дар ҳалқаи зуннорҳо.
Шамъӣ ту дар ҳар маҳфиле, норӣ ту дар ҳар манзиле,

Як бор сӯзад ҳар диле, мискин Фиғонӣ борҳо.
Сӯзад Фиғонӣ ҳар нафас аз шуълаи доғи ҳавас,
Нолон чу булбул дар қафас дорад зи гул озорҳо.[8]
Фиғонӣ

Ғазалҳои дигар, ки танҳо матлаи онҳо зикр мешаванд:
Аз Ҷомӣ:

Соқӣ, биёр бода, деҳ акнун, ки фурсат аст,
Мутриб бизан тарона, ки фурсат ғанимат аст.[9]

Аз Фиғонӣ:
Борону мавҷи обу маю рӯзи ишрат аст,
Аз ҳар тараф, ки менигарам, доми сӯҳбат аст.[10]

Аз Ҷомӣ:
Эй зи мушки турраат дар ҳар диле банде дигар,
Риштаи ҷонро ба ҳар мӯи ту пайванде дигар.[11]

Аз Фиғонӣ:
Эй маро ҳар зарра бо меҳри ту пайванде дигар,
Ҳар сари мӯе ба васлат орзуманде дигар.[12]

Аз Ҷомӣ:
Ману хаёли ту шабҳову кунҷи хонаи хеш,
Суруди бехудию оҳи ошиқонаи хеш.[13]

Аз Фиғонӣ:
Ба бистар афтаму мурдан кунам баҳонаи хеш,
Бад-ин баҳона магар орамаш ба хонаи хеш.[14]

Аз Ҷомӣ:
Аз лаби майгуни ту парҳезгоронро чӣ ҳаз?
Лаззати май маст донад, ҳушёронро чӣ ҳаз?[15]

Аз Фиғонӣ:
Тарки ёрӣ кардӣ, аз васли ту ёронро чӣ ҳаз?
Душмани аҳбоб гаштӣ, дӯстдоронро чӣ ҳаз?[16]

Аз Ҷомӣ:
Ҷон доғи ту дорад, ҷигари ғарқа ба хун ҳам,
Тороҷи ғамат шуд дилу дин, сабру сукун ҳам.[17]

Аз Фиғонӣ:
Шавад дар гулшанам дил чоку дар маҷлис
ҷигар хун ҳам,
Фиғон аз ахтари бадҳолу аз бахти
дигаргун ҳам.[18]

Аз Ҷомӣ:
Чу натвонам, ки бар хоки кафи пояш ҷабин молам,
Зи дураш бинаму рӯи тазаллум бар замин молам.[19]

Аз Фиғонӣ:
Хуш он масте, ки чун бар остони ӯ ҷабин молам,
Гаҳе хоки раҳаш бӯсам, гаҳе рух бар замин молам.[20]

Аз Ҷомӣ:
Диҳӣ шароб, ки бар нағмаи рубоб хӯрам.
Чу ман хароби рубобам, чаро шароб хӯрам?[21]

Аз Фиғонӣ:
Маро, ки дил нагзорад, ки бе ту об хӯрам,
Мурод чист, ки дар вақти гул шароб хӯрам?[22]

Аз Ҷомӣ:
Бемори ғаматро нафаси бозпас аст ин,
Поси нафасаш дор, ки охир нафас аст ин.[23]

Аз Фиғонӣ:
Гар дам ба ҳаво рафт, чӣ гулгун фарас аст ин,
Хун мекунаду меравад, оё чӣ кас аст ин?[24]

Аз Ҷомӣ:
Чархи ахзар, к-аз ду чашмам хост мавҷи хун дар ӯ,
Шишаи сабз аст, ашкам бодаи гулгун дар ӯ.[25]

Аз Фиғонӣ:
Чашми гирёнам, ки мегардад зи шавқат хун дар ӯ,
Ҷо надорад ҷуз хаёли он лаби майгун дар ӯ.[26]

Аз Ҷомӣ:
Ҳар кас, ки нест зинда ба ишқи ту, мурда беҳ,
Худ мурда пеши зиндадилон аз фасурда беҳ.[27]

Аз Фиғонӣ:
Ҷони шаҳиди ишқ ба ҷонон супурда беҳ,
Ҳар зиндае, ки куштаи ӯ нест, мурда беҳ![28]

Аз Ҷомӣ:
З-оташи ишқат алам зад риштаи ҷонам чу шамъ,
Ашк шуд аксар танам в-аз дида меронам чу шамъ.[29]

Аз Фиғонӣ:
Имшаб аз оҳам машав гарму масӯзонам чу шамъ,
Соате биншин, ки дар базми ту меҳмонам чу шамъ.[30]

Ҳамсониҳои мавзӯиву маъноӣ низ дар ғазалҳои Ҷомиву Фиғонӣ ба дида мерасанд. Чунончи:

Ҷаҳониён ҳама дар ҷустуҷӯй мебинам,
Надонам ин таку пӯй аз кай асту то ба кай аст![31]
Ҷомӣ

Он ки ин номаи сарбаста навиштаст нахуст,
Гираҳе сахт ба сарриштаи мазмун задааст.[32]

Хулоса, агарчи шеъри Фиғонӣ бо шеъри шоирони ҳавзаи адабии Ҳирот, ки Ҷомӣ сарварии онро ба ӯҳда дошт, ноҳамгун буд, ихтилоф дошт ва шоирони он сомон шеъри ӯро «фиғониёна» ва ё «зиқ» унвон карда буданд, аммо шеъри вай чандон аз шеъри шоирони ин ҳавза фосила намегирифт, балки андаке инҳироф дошт. Лиҳозо, ба қавли муаллифи «Шамъи анҷуман» («Баҳористони сухан»), «шеъри ӯ назди Мавлоно дараҷае қабул ва истеҳсон ёфт».[33] Аммо каломи Фиғонӣ асосан баъди ба доираи адабии Табрез, яъне Султон Яъқуб пайвастанаш, такмил ёфт, тараққӣ намуд ва ӯ маҳз дар ҳамин ҷо ба унвони «Бобои шуарои замон» мушарраф гардид ва дар силки шоирони маъруфи аср, аз ҷумла Ҷомӣ қарор гирифт. Беҳуда Абдулҳусайни Зарринкӯб нагуфта: «Даврони Ҷомиро бидуни ишорае ба ду шоири дигари ин аср наметавон ба поён бурд: Ҳотифии Харҷурдӣ, хоҳарзодаи Ҷомӣ, ки то ҳадде аз вай тарбият ёфтааст ва Бобо Фиғонии Шерозӣ, ки он чӣ баъдҳо дар ғазал забони вуқӯъ хонда шуд ва сабки ҳиндӣ аз он ба вуҷуд омад, бар тарзи ӯ мубтанӣ буд. Шеъраш дар асри Сафавӣ ғолибан мавзӯи тарҳ ва тақлиди шоирон воқеъ шуд ва содагии баён ва нозукии хаёлаш дар шеъри мутааххирин таъсири қобили мулоҳиза ниҳод».[34] Аз ин хотир, «бархе Ҷомӣ ва Бобо Фиғониро аз пешгомони сабки ҳиндӣ донистаанд, зеро дар осори онон гоҳ абёти наздик ба сабки ҳиндӣ дида мешавад. Ҳақиқат, ин аст, ки Ҷомӣ ва Бобо ба наҳве аз шоирони давраи таҳаввул ба сабки дигар (ҳиндӣ) мебошанд ва аз ин рӯ, албатта, нишонаҳое аз сабки ҷадидро нишон медиҳанд…».[35] Дар воқеъ, «борикандешӣ, мазмунофаринӣ, хаёлбофӣ, тамсилгароӣ, бозӣ бо калимот, ки аз вижагиҳои сабки хиндист, нишонаҳо дар шеъри шоирони мактаби Ҳирот, аз ҷумла Ҷомӣ, ки бузургтарин гӯяндаи ин мактаб аст, дорад. Агарчи мактаби Ҳирот ибтидои сабки ҳиндӣ нест, зеро ибтидои он аз мактаби шуарои Исфаҳон шурӯъ мешавад ва Назирию Урфию

Толиб бунёдгузорони он махсуб меёбанд, ба ҳар ҳол, осори намояндагони мактаби Ҳирот, ба вижа Ҷомиро метавон ба сифати шеъри заминасоз барои гузаштан аз сабки ироқӣ ба мактаби вуқӯъ ва сабки ҳиндӣ пазируфт ва муаррифӣ кард. Ҳамчунон ки шеъри Бобо Фиғониро, ки аз пайгирони Ҷомист, муаррифӣ менамоянд ва мепазиранд. Мисол:

То ёр кунад майли ғазалҳои ту, Ҷомӣ,
Аз хуни ҷигар ранг кун авроқи сафина.
Ҷомӣ
Ранги сухан аз хуни ҷигар дод Фиғонӣ,
Ин тарз иборат на тариқи дигарон аст.
Фиғонӣ
Аз хуни ҷигар ранг пазирад сухани мо,
Баргест хазондида Суҳайл аз Ямани мо».[36]
Соиб

ПАЙНАВИШТҲО:

1.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ.Теҳрон,1362,с.207.
2.Ҳамон ҷо,с.11.
3.Зайниддин Восифӣ. Аз «Бадоеъ-ул-вақоеъ».-Дурдонаҳои наср,ҷ.3, Душанбе, Адиб,1991,с.354-355.
4.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,Душанбе,Ирфон,1987,с.446.
5.Девони Дарвеши Деҳакӣ.Душанбе, Шарқи озод,2009,с.353.
6.Аълохон Афсаҳзод.Ҷомӣ-шоири ғазалсаро.Душанбе,Маориф, 1989,с. 241-244.
7.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор.ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1986,с.102.
8.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.75.
9.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.203.
10.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.117.
11.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.519.
12.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.269.
13.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.32.
14.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.283.
15.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.47.





16.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.298.
17.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.167.
18.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.309.
19.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.198.
20.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.323.
21.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.185.
22.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.313.
23.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.283.
24.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.358.
25.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с344.
26.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.365.
27.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.400.
28.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.377.
29.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.7,Душанбе,Адиб,1989,с.218.
30.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.298.
31.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.7,с.65.
32.Девони ашъори Бобо Фиғонии Шерозӣ,с.142.
33.Ҳамон ҷо,с.10.
34.Абдулҳусайни Зарринкӯб.Аз гузаштаи адабии Эрон.Теҳрон,1375, с.391.
35.Сируси Шамисо.Сайри ғазал дар шеъри форсӣ.Теҳрон,1373,с.151.
36.Ҷамолиддин Саидзода.Ҷомӣ-«Хотамушшуаро». Душанбе, Ирфон,2013, с.6.

# ҲОТИФӢ- «ҶОМИИ СОНӢ»

Ҳиммати мард чун баланд бувад,
Дар ҳама кор арҷманд бувад.
Ҷомӣ

Абдуллоҳи Ҳотифӣ аз шоирони маъруфи нимаи дуюми асри ХУ буда, хусусан дар маснависароӣ иштиҳор доштааст. Бешак, Ҳотифӣ баъд аз Ҷомӣ бузургтарин маснависарои ин давра ба ҳисоб меравад. Бинобар ин, Аълохон Афсаҳзод мегӯяд: «Дар адабиёти нимаи дуюми асри ХУ достонҳои Ҳотифӣ- «Лайлӣ ва Маҷнун», «Ширин ва Хусрав», «Ҳафт манзар» ва «Темурнома» низ мавқеи калон доранд».[1] Воқеан, ин достонҳои Ҳотифӣ, ки ба номи «Хамса» машҳуранд, аммо нотамом мондаанд, асосан дар пайравии «Хамса»-и Низомӣ иншо шудаанд. Дар ин силсила «Шарафнома»-и шоир достони нотамом буда, берун аз мавзӯи «Хамса» суруда шудааст. Ҳотифӣ соҳиби девон низ мебошад. Девонаш, ки нусхае аз он дар китобхонаи Миср ва дигараш дар китобхонаи Музеи Британия нигаҳдорӣ мешавад, асосан аз ғазал иборат аст.

Мусаллам аст, ки Ҳотифӣ хоҳарзодаи Ҷомӣ буда, аз шогирдони мумтози ӯ ба ҳисоб меравад. Аз ин рӯ, дар саросари осори ӯ таъсири орову афкори Ҷомиро мушоҳида менамоем. Дар ҳақиқат, Ҷомӣ на танҳо ба Ҳотифӣ қаробати хешӣ доштааст, балки ҳомӣ ва раҳнамои ӯ дар кори эҷодӣ ҳам будааст. Бад-ин маънӣ, вай ҳамеша аз маслиҳатҳои ӯ баҳра мебардоштааст. Ҷомӣ низ ҳамчун раҳнамову маслиҳатгар ва раҳнамо ҳамеша аз муваффақиятҳои ин шогирди қобил ва соҳибтабъи худ меболидааст ва хушҳол мешудааст. Албатта, ин гуна

ғамхорӣ, маслиҳат додан ва хушҳолию қаноатмандӣ намудани Ҷомӣ барабас нарафтааст, зеро Ҳотифӣ дар як муддати кӯтоҳ дар олами шеъру шоирӣ, алалхусус маснависароӣ, ном баровbooарда, шарафёби унвони «Ҷомии сонӣ» гардидааст. Тавре ки мо онро дар ин моддаи таърих, ки дар «Тазкират-ут-таворих»-и Абдуллоҳи Кобулӣ омадааст, боздид менамоем:

Ҷомии сонӣ-сари арбоби фазл
Ҳотифӣ, бо он сухандонӣ чӣ шуд?
Буд аз баҳри фазоил гавҳаре,
Он дурахшон гавҳари конӣ чӣ шуд?
Гуфтам:- «Эй гардун, чӣ шуд аҳволи вай?»
Гуфт: «Фирдавсию Хоқонӣ чӣ шуд?».
Номи ӯ чун монд боқӣ то абад,
Гар бирафт аз олами фонӣ, чӣ шуд?
Пай ба таърихи вафоташ бурд ақл,
Чунки гуфтам: «Ҷомии сонӣ» чӣ шуд?».[2]

Албатта, Ҳотифӣ дар кори эҷодӣ ҳамеша аз Ҷомӣ маслиҳат мепурсидааст ва фотиҳа мегирифтааст. Масалан, замоне, ки мехоҳад ба достонсароӣ бипардозад, пеш аз ҳама, аз Ҷомӣ маслиҳат мегирад. Ҷомӣ ба вай маслиҳат медиҳад ва мефармояд, ки аввал ба ин се байти Фирдавсӣ:

Дарахте, ки талх аст вайро сиришт,
Гараш барнишонӣ ба боғи биҳишт
В-ар аз ҷӯи хулдаш ба ҳангоми об
Ба бех ангубин резию шаҳди ноб,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад,[3]

ки дар мазаммати Маҳмуди Ғазнавӣ гуфтааст, ҷавоб бигӯяд, пасон ба ӯ иҷозати ҷавоб гуфтан ба «Хамса»-ро

медиҳад. Ҳотифӣ мисраъҳои зерро дар ҷавоби абёти Фирдавсӣ менависад ва аз назари Ҷомӣ мегузаронад:

Агар байзаи зоғи зулматсиришт
Ниҳӣ зери товуси боғи биҳишт,
Ба ҳангоми он байза парварданаш,
Зи анҷири ҷаннат диҳӣ арзанаш,
Диҳӣ обаш аз чашмаи Салсабил,
Бад-он байза дам дардамад Ҷабраил,
Шавад оқибат байзаи зоғ-зоғ,
Барад ранҷи беҳуда товуси боғ.[4]

Вақте ки Ҷомӣ ин абёти ҷавобии Ҳотифиро мехонад, хеле ба ваҷд меояд ва баъд аз таърифу тавсиф ва таҳсини зиёд ба вай рухсати ҷавоб гуфтан ба «Хамса»-ро медиҳад.

Зимнан бояд гуфт, ки Ҳотифӣ то замони ҷавоб гуфтан ба «Хамса» низ шеър мегуфт ва дар сурудани ғазалу қасидаву қитъаву рубоӣ яди байзо дошт ва ҳамчун шоири маъруф ном бароварда буд. Аз ин рӯ, барои достонсароӣ аз Ҷомӣ русхат пурсиданаш на танҳо далели эътирофи ӯ аз бузургии Ҷомӣ, балки далели ҳурмату эҳтиром ва иртиботи танготанги эҷодӣ байни шогирду устод низ мебошад. Ба қавли шоир:

Ба шогирдӣ ҳар он, к-ӯ шод гардад,
Бувад рӯзе, ки худ устод гардад.[5]

Маълум аст, ки Ҳотифӣ чун соири адибони асри хеш ба осори шоирони бузург арҷу эҳтиром мегузорад ва ба хидмати онҳо дар шеъру адаби форсии тоҷикӣ баҳои баланд медиҳад. Мо ин гуна муносибат ва нуқтаи назари неки ӯро ба шуарои пешин, аз ҷумла Фирдавсӣ, Низомӣ, Хусрав ва ҳамзамони бузургаш-Ҷомӣ, дар оғози достонҳояш равшан мушоҳида ва мулоҳиза менамоем. Мо ин ҷо метавонем аз таърифу тасвифҳое, ки ӯ аз Фирдавсию Низомӣ дар «Темурнома» ва «Ширину Хусрав» кардааст,

мисол биёрем, аммо ин кор моро аз мавзӯи аслӣ, ки муносибати Ҷомӣ бо Ҳотифӣ аст, дур мебарад. Аз ин хотир, алъон мо рӯ меорем ба таърифу тавсифҳое, ки Ҳотифӣ аз Ҷомӣ дар достонҳояш кардааст. Ин намуна, ки мо онро ба хониш мегирем, аз достони «Ҳафт манзар» аст, ки дар «Дар таърифи Ҷомӣ» унвон дорад:

Эй маҳи осмони олами дин
В-эй шаҳи тоҷбахши мулки яқин,
Раҳбари раҳравони роҳи наҷот,
Мо ҷигарташнагон, ту оби ҳаёт.
Шаръро рои равшанат ҳомӣ,
Офтоби сипеҳри дин Ҷомӣ.
Хозини ганҷхонаи тавҳид,
Қуфли онро забони туст калид.
Ту масеҳодамию мурда манам,
Заҳр аз дасти хеш хӯрда манам.
Кош аз як нафас диҳӣ ҷонам,
Ки аз он зиндаи абад монам.
Рондаи кӯи офият шудаам,
Ғарқи дарёи маъсият шудаам.
Ҷониби хештан намой раҳам,
Бошад аз доми гумраҳон бираҳам.
Оби софе, ки бӯю рангаш нест,
Ҳеҷ ҷо лаҳзаи дирангаш нест.
Шавадаш гар қарин бунафшаи боғ,
Диҳад осудагӣ ба мағзу димоғ.
Созадаш ҷефае гар олуда,
Ҳаст ранҷи димоғи осуда.
Лахти оҳан гирифт оҳангар,
Бурд оинасоз лахти дигар.
Яке Оинаи Сикандар сохт
В-он дигар наъли пои астар сохт.
Қатрае, к-он зи абри найсонӣ

Рехт дар мавҷхези Уммоне.
Агар ӯро садаф паноҳ шавад,
Дархури гӯши подшоҳ шавад.
В-ар нагардад ба ӯ садаф дамсоз,
Қатраи оби шӯр гардад боз.
Бас дарахте, ки мевадор шавад,
Чун нахӯрд об, чӯби дор шавад.
Манам он навниҳоли пажмурда,
Бар лаби Даҷла об нохӯрда.
Чӣ шавад, эй бар оби лутф саҳоб,
К-аз ту шохи гиё шавад сероб?
Кам шавад гар зи баҳр қатраи нам,
Баҳр аз қатрае нагардад кам.
В-ар барад донае зи хирман мӯр,
Хирманеро зи донае чӣ қусур.
Сӯям аз марҳамат нигоҳе кун,
Назаре сӯи додхоҳе кун.
Чӣ шавад гар зи рӯи лутф гаҳе
Назаре афканӣ ба хоки раҳе.
То ки ин хок тӯтиё гардад,
Равшанибахши дидаҳо гардад.
Нест он даъвиям, ки хеши туам,
Ё зи ёрони поккеши туам.
Дорам уммеди он ки охири кор
Диҳиям дар ҷавори хешат бор.[6]

Дар ҳақиқат, Ҳотифӣ ба Ҷомӣ, ки саромади шуарои аср ва устоду хеши вай аст, эътиқоди зиёд дорад. Аз ин хотир, ҳамвора аз ӯ тамҷиду ситоиш менамояд ва ба осораш баҳои бисёр баланд медиҳад. Масалан, ӯ дар достони «Ширин ва Хусрав» ӯро аз Хоқониву Низомиву Саъдӣ ва Хусраву Ҳасан болотар мегузорад ва мегӯяд:

Чу дар мулки сухан зад кӯси шоҳӣ,
Садояш рафт аз маҳ то ба моҳӣ.

Чу Хоқонӣ зи сити ӯ хабар ёфт,
Зи ғайрат хешро зеру забар ёфт.
Ба Деҳлӣ чун расид он гуфтаи нав,
Дигар нашнид кас гуфтори Хусрав.
Ҳасан аҳсант гӯён сар зад аз хок,
Расидаш чун ба гӯш он гавҳари пок.
Бувад ӯ офтоб, эшон кавокиб,
Шавад кавкаб зи нури рӯз ғоиб.
Зи хиҷлат сеҳрпардозон ба якбор
Зи оби шеъри ӯ шустанд ашъор…[7]

Инро ҳам бубояд гуфт, ки Ҳотифӣ ҳангоми ҷавоб гуфтан ба «Хамса» як навъ қолабшиканӣ мекунад, зеро ӯ аввал ба гуфтани «Лайливу Маҷнун» иқдом менамояд. Аммо вай дар ин ҳангом низ аз Ҷомӣ маслиҳат мепурсад. Ба қавли Соммирзо «ва дигар бор Мавлоно Абдуллоҳ истидъои он намуд, ки ифтитоҳи «Лайлӣ ва Маҷнун» шумо бигӯед. Мавлоно Ҷомӣ ин байт гуфт:

Ин нома, ки хома карда бунёд,
Тавқеи қабул рӯзияш бод».[8]

Ҳамин фотиҳаҳои Ҷомӣ буд, ки Ҳотифиро рӯҳбаланд намуд ва ӯ ба достони ҳамноми Низомӣ ҷавоби шоиста навишт ва «Лайлӣ ва Маҷнун»-и вай дар андак муддат дар байни илму адаб шӯҳрати зиёд пайдо намуд. Худи шоир дар ин бора дар достони «Ҳафт манзар» чунин ибрози назар менамояд:

Ман, ки аз фазли Эзади бечун
Нукта рондам зи «Лайлию Маҷнун»,
Чунки гашт он баландовоза,
Шуд аз он ҷони оламе тоза…[9]

Вақте ки шоир достони нахустини худ- «Лайлӣ ва Маҷнун»-ро, ки ба вай шӯҳрати зиёд оварда буд, назди устоди хеш Ҷомӣ меорад, ӯ аз мутолиаи он бағоят маҳзуз мешавад ва бар вай аҳсант мегӯяд ва маслиҳат медиҳад, ки ба эҷоди достони «Ширину Хусрав» бипардозад. Ҳотифӣ дар ин бора дар достони «Ширин ва Хусрав» чунин мегӯяд:

Дар он соат, ки аз фазли илоҳӣ
Кушодам чашмаи Хизр аз сиёҳӣ…
Навиштам қиссаи Лайлию Маҷнун
Зи баҳри ишқбозони ҷигархун…
Ман он абётро бурдам тамомӣ
Ба назди ҳазрати маҳдуми Ҷомӣ.
Чу дид он хусрави мулки маонӣ,
Саводе дар вай оби зиндагонӣ.
Нахустин гуфт: «Аҳсант, эй ҷавонмард,
Забон бикшоду бар ман офарин кард,
Ки оини суханро тоза кардӣ,
Дар ин маънӣ баландовоза кардӣ.
Чу гуфтӣ қиссаи «Лайлию Маҷнун»,
Ҳадиси ишқи эшон нав шуд акнун.
Бигӯ афсонаи «Ширину Хусрав»,
Ки гардад он маҳи фархунда ҳам нав.[10]

Бояд гуфт, ки байни Ҷомӣ ва Ҳотифӣ на танҳо ҳамкории зич, балки умумиятҳои зиёд низ ба чашм мехӯрад. Чунончи, ҳар ду дар деҳаи Харҷарди вилояти Ҷом таваллуд шудаанд. Ҳар ду ибтидои таҳсилро дар ҳамин ҷо гирифтаанд. Ҳар ду баъдан ба шаҳри Ҳирот, ки аз марказҳои муҳими адабии он давр буд, омаданд ва такмили илму дониш карданд. Ҳар ду шеъргӯиро аз ғазалу қасида шурӯъ кардаанд ва пасон ба «Хамса» ҷавоб гуфтаанд:

Задам умре аз бемисолон масал,
Сурудам ба васфи ғизолон ғазал…
Ба қасди қасоид шудам тезгом,
Баромад ба назми муаммом ном.
Зи бечорагиҳо дар ин чорсӯй
Ба назми рубоӣ шудам чораҷӯй.
Кунун кардаам пушти ҳиммат қавӣ,
Диҳам маснавиро либоси навӣ.[11]
Ҷомӣ
Нагӯӣ, ҳаме дар фани маснавӣ
Суханро диҳам зинати хусравӣ.
Ба ҳар шева, к-аз назм кардам алам,
Ситонам зи дасти Уторид қалам…
Диҳам дар қасоид бад-он сон нидо,
Ки Хоқонӣ он ҷо кунад ҷон фидо…
Тариқи ғазалро бидонад, ки чист?
Кадом аст Хусрав, Ҳасан низ кист?[12]
Ҳотифӣ

Ҳар ду айёми зиндагиашон шӯҳрат ёфтаанд. Ҳар ду нисбат ба шоирони маддоҳу томеъ, лаффозу дурӯғбоф, ки «ҳирро аз бир» намедонистанд, аммо мардумро гӯл мезаданд, нафрат доранд ва эшонро маҳкум кардаанд:

Шеър дар нафси худ бад нест,
Пеши аҳли дил ин сухан рад нест…
Нолаи ман зи хиссати шуракост,
Тан чу нолам зи шарри эшон кост…
Кист шоир кунун? Яке мудбир,
Ки надонад зи ҷаҳл ҳир аз бир.
Ҳиммати ӯ хасису табъи лаим,
Ҳама офоқро ҳарифу надим.
Рӯзу шаб кӯ ба кӯю ҷой ба ҷой
Медавад чун сагони сӯхтапой.
То куҷо бӯ барад, ки як-ду-се кас
Гашта ҷамъ аз сари ҳавову ҳавас…

Афканад хешро ба макру дурӯғ
Пеши он ҷамъ чун магас дар дӯғ..
Жож хояд, зарофат ангорад,
Ҳарза гӯяд, латифа пиндорад.
Баски ояд аз он гурӯҳи дурушт
Силияш бар қафову бар рӯ мушт…
Гашта з-ин гуна хиссату ибром
Шеър мазмум, шоирон бадном…
Ҳар ки маҳзул, хосираш хонанд,
Хуштар ояд, ки шоираш хонанд.
Лафзи шоир, агарчи мухтасар аст,
Ҷомеи сад ҳазор шайну шар аст…[13]

Ҷомӣ

Ман, ки аз фазли Эзади бе чун
Нукта рондам зи «Лайлию Маҷнун»…
Гуфтам он гаҳ ҳикояти дерин
Ҳама дар васфи «Хусраву Ширин»…
Доштам аз фалак ҳазорон дард,
Будам аз кори хештан дилсард.
Шуда қавме ба хуни ман ташна,
Тез карда ба куштанам дашна…
Пеши он қавм беш дошт ҳисоб
Байзаи мокиён зи дурри хушоб.
Наздашон буд мурғи мушкинбол
Хуштар аз тӯтии хуҷастамақол.
Шерашон баҳри туъма дар такутоз,
Гурба бар хонашон ба неъмату ноз.
Буд бечорае дар он айём
Туҳмати назм кардааш бадном.
Ӯ аз он кор бегуноҳ басе,
Буд аз ӯ то ба назм роҳ басе.
Он чунон буд пои азмаш ланг,
Ки ба даҳ рӯз рафт нуҳ фарсанг.
Майли рафтору қуввати по не,

Пои рафтор балки асло не.
Даъвияш он, ки ӯ зи Ҷомӣ беҳ,
Сад раҳ аз Хусраву Низомӣ беҳ…
Дод аз ин ҷоҳилони беинсоф,
Ки надонанд ғайри лофу газоф…[14]
Ҳотифӣ

Маълум аст, ки Ҷомӣ на фақат ба кори эҷодӣ, хондани китоб сахт ҳарису шавқманд буд ва пайваста меҳнати фикрӣ мекард, балки аз меҳнати ҷисмонӣ низ рӯ наметофт. Онҳое, ки дар бораи ӯ рисолаву китоб навиштаанд, хабар медиҳанд, ки Ҷомӣ ҳангоми фориғ аз кори эҷодӣ пайваста ба меҳнати ҷисмонӣ, ба вижа ба нигоҳубини боғ, иштиғол меварзид. Воқеан, ӯ махсус ба дарборе нарафта буд ва дар гӯшаи қаноату инзиво ба сар мебурд ва марде олиҳиммат, саховатманд буда, хусусан ба фуқаро ёрии худро дареғ намедоштааст. Ҳотифӣ низ аз ҳамин гуна сифот бархурдор буд. Забеҳуллоҳ Сафо гӯяд: «Ҳотифӣ бештар авқоти худро ба корҳои кишоварзӣ ва эҷоди боғҳои мева мегузаронид ва ба дарбори шоҳону мадҳи онон барои касби рӯзӣ таваҷҷӯҳе надошт.Дар тариқат пайрави машоихи тариқи силсилаи кубровия буд ва канори боғи худ хонақоҳе сохта ва дар он ба ибодат ва муроқибати нафс пардохт.»[15]

Сухани ҳар ду якдасту дуруст ва содаву равон ва холӣ аз айбҳои лафзиву маънавӣ мебошад. Чунончи, донишмандон дар бораи каломи Ҳотифӣ гуфтаанд: «Суханаш якдасту холӣ аз айбҳои лафзӣ ва ба рӯи ҳам пазируфтанӣ ва мақрун ба завқ аст…, «дар маснавӣ гӯйи мусобақат аз амсолу ақрон рабуда».[16] Ба эҷодиёти ҳар ду аҳли китоб ва тазкира баҳои баланд додаанд.Ҳар ду аз ҳиммати воло бархурдор будаанд ва маҳз барои чизе,инъоме ба даст овардан мадҳи касе накардаанд,баръакс амирону ҳокимонро ҳамвора панд додаанд,то ба мардум адлу инсоф намоянд:

Ҷомӣ:

Ман он наям, ки забонро ба ҳарза олоям,
Ба мадҳу замми хасон нуки хома фарсоям.[17]

Ҳотифӣ:

Ба кас аҷзе нагуфтам чун забунон,
Нагаштам гирди ҳар дар ҳамчу дунон.[18]

Ҷомӣ на танҳо дар кори эҷодӣ Ҳотифиро раҳнамоӣ мекард, балки дар парвариш ва ташаккули шахсияти инсонию ахлоқии ӯ низ саҳм мегирифт.Ба ҳарфи дигар, Ҳотифӣ бисёре аз хислатҳои ҳамидаи инсонӣ ва ахлоқи волоро аз вай омӯхтаву ба мерос гирифтаву кор бастааст. Ӯ ҳам дар сухан,ҳам дар амал ва ҳам дар ахлоқу одоб пайрави шоистаи Ҷомӣ буд ва Ҷомӣ дар ин роҳ тарбиятгару дастурдиҳандаи бемузду миннат барояш маҳсуб меёфт.Тавре ки худ дар ин бора дар маснавии «Ширин ва Хусрав» мегӯяд:

Ба ман гуфт он сухандони хирадманд,
Бигӯям бо ту, бишнав нуктае чанд.
«Накӯ кун гӯш, дор ин нуктаро пос,
Ки ҳастанд аҳли дунё ҷамъи каннос…
Зи канносон тамаъ кардан чӣ дунист,
Зи мӯрон дона ҷустан аз забунист.
Ба гуфтугӯи дунон лаб маёлой,
Ба мадҳу заммашон хотир мафарсой.
Набошад аз тариқи арҷмандӣ,
Ки бар афсори хар таъвиз бандӣ.
На аз ақл аст бокир нукта гуфтан
Зи баҳри гӯши хар дурдона суфтан…
Зи баҳри нафси ноҳинҷори худрой
Макун дар маҳфили ҳар бебасар ҷой.
Надонад кӯр қадри рӯи зебо,
Нагардад аз рухи зебо шикебо…

Хато бошад зи баҳри иститоат
Ба оби новдон кардан зироат.
Чу натвонад касе аз қудрати хеш
Кунад як ҷав зи ризқи ту каму беш.
Чаро дунболи кас бояд давидан,
Зи баҳри ҳеҷ аз ӯ миннат кашидан?..
Туро зери нигин ганҷи маонӣ,
Чӣ менолӣ зи ранҷи зиндагонӣ?
Забони хомаро кун дар сухан тез,
Гуҳар рез аз сари килки гуҳаррез…
Сухан нодир матоъе омад аз арш,
Макун дар зери пои ин хасон фарш».[19]

Ҳар дуро на танҳо аҳли илму адаб, балки риҷоли давлату амирону амирзодагону ҳокимони давлати Темуриён,аз ҷумла Ҳусайни Мирзо ва Алишери Навоӣ иззату икром мекарданд. Дар тазкираи «Майхона» чунин омадааст: «Абдуллоҳ ҳар бор, ки аз Ҷом ба Ҳирот меомад, султон Ҳусайни Мирзо ва мир Алишери Навоӣ, ки вазири аъзам ва сипаҳсолори эшон буда, иззати бисёре Ҳотифиро мекарданд». [20] Манзили ҳар ду ҷои ҷамъшавии аҳли илму адаб,завқу тараби хоссу ом,амирону ҳокимон буд. Пайваста дар маскани эшон маҷлиси шеъру суруд,баҳсу мунозираҳои адабӣ сурат мегирифт…

Маълум аст,ки Ҳотифӣ,ки шоҳиди бевоситаи ҷангу ҷидол ва тохтутозҳои хонадонҳои Темуриёну Шайбониҳову Сафавиён ва шоҳиди даргириҳои мазҳабӣ дар шаҳри Ҳирот буд,дар осеб надидани ҷасади Ҷомӣ, ки шоҳи мутаассиб ва шиамазҳаб Исмоили Сафавӣ ба вайрон кардани қабри ӯ фармон дода буд,ҳамчун хешу ҳаводору шогирди бовафо хидмати бузург кардааст. Воқеан,ӯ бо ҳамроҳии писари шоир-Зиёуддин Юсуф,ки аз қасди бади шоҳ хабардор шуда буд,ҷасади Ҷомиро шабона аз гӯр гирифта ба ҷои дигар интиқол медиҳад. Гумоштагони шоҳ қабри беҷасадро оташ

мезананд ва нобуд мекунанд. Гузашта аз ин,шоҳ Исмоили Сафавӣ фармон медиҳад,ки ҳар ҷо номи Ҷомӣ дар китобҳо ба чашм расад, нуктаи ҷимро тоза карда,онро ба болои ин ҳарф гузоранд,то ки «Хомӣ» шавад. Албатта, баъзеҳо аз пайи иҷрои ин амр мешаванд. Аммо Ҳотифӣ аз ин ҳол огоҳ шуда,ин қитъаро эҷод мекунад ва онро ҳамроҳ бо девони худ ба Исмоили Сафавӣ мефиристад ва бад-ин тартиб аз ҳаракати душманонаи эшон бар зидди Ҷомӣ ҷилавгирӣ менамояд:

Бас аҷаб дорам зи инсофи шаҳи кишваркушо,
Он ки умре бар дараш гардун ғуломӣ кардааст.
Аз барои хотири ҷамъе лаванди нотарош
Нуктаи Ҷомӣ тарошидасту хомӣ кардааст.[21]

Тавре ки мебинем,Ҳотифӣ хидматҳои бузурги Ҷомиро,ки барои ӯ кардааст,то ҷое ки тавонистааст,бе подош намондааст, балки ба ҳар васила аз ӯ ҳимояту қадрдонӣ ва тамҷиду таъриф намуда, ӯро ҳамчун устоди мусаллам мавриди эътирофу эҳтиром қарор додааст ва худро ҳамчун шогирди қадрдон ба устод ба намоиш гузоштааст.Аммо муносибати Ҷомӣ бо Ҳотифӣ бо ин зикри хешу таборӣ, устодию шогирдӣ, тамҷиду ситоишҳо аз ӯ, ҳимоят аз ҳасудону душманони Ҷомӣ, ки мо ба иҷмол сухан гуфтем, тамом намешавад,зеро Ҳотифӣ на танҳо аз раҳнамоию маслиҳатҳои судманди Ҷомӣ, балки аз афкору андеша, мазмуну мӯҳтаво ва ғояи осори ӯ низ ҳамвора мустафид будааст ва таъсир бардоштааст. Хусусан,аз ғазалиёт ва маснавиҳои ӯ хеле зиёд суд гирифтааст. Аз ин рӯ, дар бораи таассури Ҳотифӣ аз Ҷомӣ устод Аълохон Афсаҳзод дар китоби «Ҷомӣ-шоири ғазалсаро» маълумоти нисбатан кӯтоҳ,аммо муфид медиҳад,ки нақли мухтасари он дар ин маврид бе ҷо нахоҳад буд. Аз ҷумла,ӯ гуфтааст: «Аз 110 ғазали дастрасшудаи Ҳотифӣ,беш аз бистояш дар вазну

қофия ва гоҳе дар радиф ҳам бо ғазалҳои Ҷомӣ як аст… Дар «Радоиф-ул-ашъор»-и Фахрии Ҳиравӣ як ғазали Ҳотифӣ дар қатори 7 ғазали дигар (Мағрибӣ, Қосимуланвор, Исмат, Ҷомӣ, муаллифи номаълум, Биноӣ ва худи Фахрӣ) чун ҷавоби ғазалҳои Ҳофиз оварда мешавад, ки вазнаш дигар аст. Матлаи ғазалҳои Ҳофиз,Ҷомӣ ва Ҳотифӣ чунинанд:

Ҳофиз:
Агар шароб хурӣ, ҷуръае фишон бар хок,
Аз он гуноҳ, ки нафъе расад ба ғайр, чӣ бок?
Ҷомӣ:
Ба ҷавҳари маи рахшон, ки аз зуҷоҷаи пок
Чароғи айш фурӯзад дар ин сарочаи хок.
Ҳотифӣ:
Гар ман асири хоки дари ӯ шудам, чӣ бок?
Ҳар кас, ки ҳаст, мешавад охир асири хок…

Ҳотифӣ дар мавридҳои дигар ба ғазалҳои бикри Ҷомӣ мустақиман ҷавоб навиштааст. Абдураҳмони Ҷомӣ ғазале дорад, ки ба он шоирони зиёде назира гуфтаанд. Аз ҷумла Фахрии Ҳиротӣ дар «Радоиф-ул-ашъор»-и худ ҷавобҳои Тӯсӣ, Ҳилолӣ, Мир Ҳодии Машҳадӣ,худи Фахрӣ ва Ҳайдари Кулучро дарҷ кардааст. Ба он ғазал Ҳотифӣ низ ҷавобе навиштааст, ки қаробати онҳоро бо як хондан пай бурдан душвор нест:

Ҷомӣ:
**Чу** турки саркаши ман пой дар рикоб **кунад,**
Карашма бар маҳу ҷавлон бар **офтоб кунад.**
Фарози хонаи зин ҷо накарда гарм ҳанӯз
Ҳазор хонаи сабру хирад **хароб кунад.**
Чӣ гуна лаззати теғаш чашам, ки дар дами қатл
Зи ҳалқи ташна гузар тезтар зи **об кунад.**
**Ман** аз тасаввури нодиданаш ҳамемирам,

Наузубиллаҳ, агар рӯй **дар** ниқоб **кунад.**
**Хароби** шеваи он тундхӯи бадкешам,
**Ки** гоҳ ишваю гаҳ нозу гаҳ итоб **кунад.**
Ба **бода** баҳри ҳарифон чу маҷлис орояд,
Нахуст з-оташи ғайрат дилам **кабоб кунад.**
Агар ба мартаба Ҷомӣ ба шайхи Ҷом расад,
Куҷо ба даври **лабаш** тавба аз **шароб кунад?!**

Ҳотифӣ:

**Чу** бе **лаби** ту дил андешаи **шароб кунад,**
Зи сина оҳ барояд, ки дил **кабоб кунад.**
Бирехт чашми ту хунам ба соғару аз маст
Аҷаб мадор, **ки** хун **дар** сари **шароб кунад.**
**Харобу** хастаи онам, ки ӯ ба теғи чу об
Илоҷи дарди **мани** хастаи **хароб кунад.**
Зи фикри зулфи ту дилрост чашми хоб, аммо
Шабе чунину балое аҷаб, ки хоб **кунад**.
Ба Ҳотифӣ зи ғами лаълат он кунад **бода,**
**Ки** бо даруни дили хаста **офтоб кунад.**

Аз худи калимаҳои ба зерашон хат кашида то чӣ андоза аз масолеҳи ғазали Ҷомӣ дар ғазали Ҳотифӣ истифода шудан ошкор аст. Аз ин рӯ, дар ин бора тавaққуф намекунем. Аммо агар ба динамикаи инкишофи воқеа дар ин ғазалҳо диққат гуморем, аён мегарад, ки ғазали Ҷомӣ аз ҷиҳати сужет ба се бахш ҷудо мешавад: ҳолати ёр, вазъи ошиқ ҳангоми наззораи ӯ ва хулосаи шоир-қаҳрамони лирикӣ. Ғазали Ҳотифӣ фақат як масъала, вазъи ошиқ-шоирро дар дурӣ аз маъшуқ ифода менамояд. Ҷавобҳои дигари Ҳотифӣ ба ғазалҳои Ҷомӣ низ тақрибан ҳамин навъанд».[22]

Албатта, Ҳотифӣ танҳо аз ғазалҳои Ҷомӣ таъсир напазируфтааст, балки аз маснавиҳояш низ суд бардоштааст. Мо судҷӯӣ ва пайравиҳои ӯро ҳам дар достони «Лайлию Маҷнун», ҳам «Ширину Хусрав», ҳам «Ҳафт манзар» ва

«ҳам «Темурнома»-ю ҳам «Шарафнома»-и нотамомаш бармало боздид менамоем. Инак, чанд намуна аз таассури Ҳотифӣ аз Ҷомӣ, ки барои хонандагон пешкаш мекунем:

Аз Ҷомӣ:
Чӣ хуш вақтею хуррам рӯзгоре,
Ки ёре бархӯрад аз васли ёре.[23]
Аз Ҳотифӣ:
Аз он беҳтар набошад ҳеҷ коре,
Ки ёре коми дил ёбад зи ёре.[24]
Аз Ҷомӣ:
Ба ман тафвиз кун тадбири ин кор,
Ки н-ояд дигаре чун ман падидор.[25]
Аз Ҳотифӣ:
Гуфт: ин кор аз ман ояду бас,
Ҷуз ман ин кор кас надонаду бас.[26]
Аз Ҷомӣ:
Бувад қурби салотин оташи тез,
Аз он оташ ба сони дуд бигрез.
Чу оташ барафрӯзад машъали нур,
Аз он мегир баҳра, лекин аз дур.
Аз он тарсам, ки чун наздик ронӣ,
Зи нури зиндагӣ торик монӣ.[27]
Аз Ҳотифӣ:
Даҳани подшоҳ гоҳи хитоб
Нимае оташ асту нимае об.
Пеши шоҳон сухан далер хатост,
Лаҳв кардан ба назди шер хатост.[28]
Аз Ҷомӣ:
Шуд аз хотири софаш инсофдеҳ,
Ки аз ҳар чӣ ҷӯяд шаҳ, инсоф беҳ.[29]
Аз Ҳотифӣ:
Он ки инсоф нест оинаш,
Рӯй бартоб аз ӯю кам бинаш.[30]

Аз Ҷомӣ:

Ҳеҷ неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро пайванд нест.
Ҳосил аз фарзанд гардад коми мард,
Зинда аз фарзанд монад номи мард.[31]

Аз Ҳотифӣ:

Дар ин гунбадсарои ҳуққамонанд,
Набошад ҳеҷ накде беҳ зи фарзанд.
Ғараз ин будаш аз фарзанд пайваст,
Ки номи ӯ нагардад дар ҷаҳон паст…[32]

Аз Ҷомӣ:

Сухан з-осмонҳо фуруд омадаст,
Ба иқлими ҷонҳо фуруд омадаст.[33]

Аз Ҳотифӣ:

Сухан нодир матое омад аз арш,
Макун дар зери пои ин хасон фарш.[34]

Аз Ҷомӣ:

Макун ҳамнишинӣ ба ҳар бадсиришт,
Ки дуздад аз ӯ табъи ту хӯи зишт.[35]

Аз Ҳотифӣ:

Ҳамнишинӣ макун ба ҳар бадкеш,
Манишин ҷуз ба ҳар ду зонуи хеш.[36]

Ҳамин тариқ, Ҳотифӣ на танҳо ҳангоми дар қайди ҳаёт буданаш ҳамчун хешу шогирд ҳамеша ҳамроҳи Ҷомӣ ва дар паҳлӯи ӯ буд, балки баъд аз маргаш низ аз ӯ дур нашуд ва дар паҳлӯи қабри (мақбараи) ӯ ба хоби абадӣ рафт ва мисли вай умри ҷовидонӣ пайдо кард. Ба қавли шоир:

Хурраму осуда бод ин ҳамравонӣ,
Хурраму поянда бод ин ҳамзабонӣ!..[37]

# ПАЙНВИШТҲО:


1.Аълохон Афсаҳзод.Адабиёти форсу тоҷик дар нимаи дуюми асри ХУ.Душанбе,1987,с.222.
2.Абдуллоҳи Кобулӣ.Тазкират-ут-таворих, дастхати рақами 2093,захираи даснависҳои шарқии Институти шарқшиносии Академияи улуми Тоҷикистон,167а.
3.Соммирзои Сафавӣ.Тӯҳфаи Сомӣ.Теҳрон,1389,с.140.
4.Ҳамон ҷо, с.ҳамон с.
5.Носири Хусрав.Куллиёт,Девони ашъор,ҷ.1,Душанбе,Эр-граф,2003,с.88.
6.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ҳафт манзар.Душанбе,Дониш,1976,с.7-8.
7.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ширин ва Хусрав.Душанбе,Ирфон, 1976, с.104-105.
8.Соммирзои Сафавӣ.Тӯҳфаи Сомӣ,с.140.
9.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ҳафт манзар,с.11.
10.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ширин ва Хусрав,с,5.
11.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.5,Душанбе,Адиб,1988,с.257.
12.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Темурнома.Ҳинд, Невалкушур, 1988, с.257.
13.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.3,Душанбе,Адиб,1987,с.27-29.
14.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ҳафт манзар,с.11-12.
15.Забеҳуллоҳи Сафо.Таърихи адабиёти Эрон,ҷ.3,Теҳрон,1388,с.183.
16.Ҳамон ҷо,с.184.
17.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,Душанбе,Ирфон,1987,с.143.
18.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ширин ва Хусрав,с.105.
19.Ҳамон ҷо, с.6-8.
20.Абдуннабӣ Фаррухзамонии Қазвинӣ. Тазкираи Майхона. Теҳрон,1390, с.112.
21.Алиасғари Ҳикмат. Ҷомӣ.Теҳрон,1320,с.52.
22.Ҷомӣ-шоири ғазалсаро.Душанбе,Маориф,1989,с.236-238.
23.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.4,Душанбе,Адиб,1988,с.230.
24.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.-Гулшани адаб,ҷ.4, Душанбе,Ирфон, 1977, с.59.
25.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.4,с.330.
26.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ҳафт манзар,с.51.
27.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.4,с.374.
28.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ҳафт манзар,с.17.

29.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.5,Душанбе,Адиб,с.330.
30.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.-Гулшани адаб,ҷ.4,с.64.
31.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.3,Душанбе,Адиб,1987,с.184.
32.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.-Гулшани адаб,ҷ.4,с.33.
33.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.5,с.255.
34.Абдуллоҳи Ҳотифӣ. Ширин ва Хусрав,с.8.
35.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.5,с.285.
36.Абдуллоҳи Ҳотифӣ.Ҳафт манзар,с.9.
37.Бозор Собир.Бо чамидан, бо чашидан…Душанбе, Адиб, 1987,с.179.

# ҶОМӢ ВА ОСАФӢ

Дур суфт ба васфи гуҳари ашки ту Ҷомӣ,
З-ин сон сухани поку равон кас нашунида.
Ҷомӣ

Қариб тамоми сарчашмаҳои адабӣ ва муҳаққиқони таърихи адабиёт Осафии Ҳиравиро, ки аз шоирони номдори нимаи дувуми асри ХУ ба ҳисоб меравад, аз шогирдони мумтози Ҷомӣ ва мактаби адабии Ҳирот ба қалам додаанд. Чунончи, Хушгӯ навишта: «Хоҷа Осафӣ шогирди Мавлоно Ҷомӣ аст. Шоирест забардаст ва дар майдони сухан паҳлавонони суханро ба замин меафганад». [1]

Осафӣ соли 1449 дар Ҳирот ба дунё омадааст. Ӯ дар ҳамин шаҳр таҳсил ва нашъунамо ёфта, дар андак муддат дар шоирӣ ном баровардааст. Хусусан, аз Навоӣ ва писари султон Ҳусайни Бойқаро-Бадеуззамон Мирзо, ки ҳукмрони Балх буд, навозишҳо дидааст. Марде озодаву озодманиш буда, як умр дур аз тааллуқу тамаъ зистааст. Ба зиёрати Маккаву Мадина низ шарафёб гардидааст. Вафоташ мусодиф ба соли 1517 мебошад. Ба андешаи аҳли тазкира, Осафӣ ду рӯз қабл аз вафоташ ин қитъаро гуфтааст:

Соле, ки рух Осафӣ ба ҳафтод ниҳод,
Ҳафтод тамом карду аз пой фитод.
Шуд дар ҳафтод мисраи таърихаш:
«Паймуд раҳи бақо ба гоми ҳафтод».[2]

Осафӣ аслан шоири ғазалсарост. Аксари ғазалҳои ӯ ошиқонаанд, аммо бо хаёлоти нозук ва мазомини тоза имтиёз доранд. Соммирзои Сафавирост: «Ӯ ба сафои зеҳни

салиму закои табъи мустақим аз шуарои рӯзгор ва фузалои олимиқдор имтиёзи тамом дошт». [3] Зоҳиран ғазалҳои ӯ намунаи ибтидоии сабки ҳиндист, ки дар поёни умри сабки ироқӣ худро ба намоиш гузоштаанд. Ба ҳарфи дигар, ғазалҳои вай мисли ғазалҳои Бобо Фиғонӣ ба масобаи пул барои гузаштан аз сабки ироқӣ ба ҳиндӣ хидмат кардаанд. Ин хусусият ва ҳолати ашъораш на танҳо аз назари аҳли тазкира, балки пажӯҳандагони таърихи адабиёт низ пинҳон намондааст. Забеҳуллоҳи Сафо гӯяд: «Аз ӯ девоне муштамил бар ғазалҳои мунтахабу якдаст ва зебо бар ҷой мондааст, ки дорои мазомин ва нуктаҳои борик аст ва бар сари роҳи таҳаввули сабки ғазал аз ироқӣ ба ҳиндӣ қарор дорад ва тақрибан ҳамаи вижагиҳои сабки ҳиндӣ, ҳам аз ҳайси лафзу ҳам аз назари маъно, дар он дида мешавад».[4] Дар ҳақиқат, агарчи вай дар иншои ғазал ба Ҳофизу Камол,Хусраву Ҳасани Деҳлавӣ ва хусусан Ҷомӣ, ки устодаш аст, пайравӣ менамояд, аммо хатти сайри ӯ ба сӯи сабки тоза нигаронида шудааст, сабке, ки бо нозукхаёливу борикандешиву диққату риққат ва тамсил ҳамроҳ аст ва мавсум ба номи сабки ҳиндӣ.Бинобар ин, аз вижагиҳои ибтидоии сабки нав, хусусан лутфу назокати хаёл ва мазмунбофию тозагӯӣ бархурдор будани ғазалиёти ӯро на фақат ҳамзамонони шоир, балки адибону тазкиранигорони баъдина низ таъкид ва тасдиқ намудаанд. Ин маълумотро Восифӣ дар «Бадоеъ-ул-вақоеъ» аз забони Ҷомӣ, ки дар маҳфиле эрод карда будааст, овардааст: «Акобир ва афозил радифи «сафед» бисёр гуфтаанд, аммо ба латофати ҷавоби Хоҷа Осафӣ ғолибан кас нагуфта ва ин матлаъро хонданд:

То барафрӯхтаӣ з-оташи май рӯи сафед,
Шамъ пиронасар оташ зада дар мӯи сафед».[5]

Воқеан, ин ғазали Осафӣ, ки аз панҷ байт иборат мебошад ва мо ҳоло онро пурра иқтибос менамоем:

То барафрӯхтаӣ з-оташи май рӯи сафед,
Шамъ пиронасар оташ зада дар мӯи сафед.
Чашмат оҳуст, вале оҳуи мушкини хито,
Чашми хубони дигар дар ғамат оҳуи сафед.
Медамад субҳ, магар модари айём кушод
Дар вафотам шаби ҳиҷрони ту гесӯи сафед.
Дар шафақ дид маҳи иду ишоратҳо кард,
Пири мо сӯи маи сурх ба абрӯи сафед.
Меравад Осафӣ аз ҳол ба ҳоле, ки туро
Турра чавгони сиёҳ асту зақан гӯи сафед,[6]

ба шоирони дигар низ мақбулу писанд афтода будааст. Тибқи маълумоти Хушгӯ, «Мирзо Бедил бар ин ду байти ӯ бисёр маҳзуз буданд ва фақир Хушгӯ ҳозир будам, ки мукаррар мефармуданд, ки байти охирин қиёмат аст:

То барафрӯхтаӣ з-оташи май рӯи сафед,
Шамъ пиронасар оташ зада бар мӯи сафед.
Дар шафақ дид маҳи иду ишоратҳо кард,
Пири мо сӯи маи сурх ба абрӯи сафед».[7]

Бояд гуфт, ки Осафӣ агарчи аз «сӯзи Хусрав, нозукиҳои «Ҳасан» дар ғазалиёти худ сухан мегӯяд:

Зи хубон гуфтаҳои Осафӣ ҳоле дигар дорад,
Ки ӯро сӯзи Хусрав, нозукиҳои Ҳасан дидам,[8]

аммо таъсири ғазалҳои устодаш Ҷомӣ дар осори ӯ беш аз соирин аст. Ба заъми Ҳодӣ Арфаъ, ношири девони Осафӣ, 42 ғазали Осафӣ дар пайравию татаббӯи Ҷомӣ иншо шудаанд. Ба ин намунаҳо мутаваҷҷеҳ шавед:

Соқӣ, биёр бода, деҳ акнун, ки фурсат аст,
Мутриб, бизан тарона, ки фурсат ғанимат аст.
Чашмам ба рӯи шоҳиду гӯшам ба бонги чанг,
Эй пандгӯ, бирав, ки на ҷои насиҳат аст.

Ҷони маро зи марҳами роҳат нишон мапурс,
К-аз ошиқӣ насибаи ӯ доғи меҳнат аст.
Пайкони обдор, ки ояд зи дасти дӯст
Бар ошиқони сӯхта бороңи раҳмат аст.
З-он дам, ки сар фиганд бар он остон маро,
Бар гарданам зи теғи ту сад бори миннат аст.
Ҳар сифла пай ба ганҷи қаноат куҷо барад,
Ин нақд дар хазонаи арбоби ҳиммат аст.
З-абнои даҳр вақти касе хуш намешавад,
Хушвақт он ки муътакифи кунҷи узлат аст.
Ҷомӣ, ба ҷустуҷӯ натавон васли дӯст ёфт,
Мавқуфи вақт бош, ки ин кори давлат аст.[9]

Ҷомӣ

Санге, ки бар мазори асирони меҳнат аст,
Бар сина ёдгори бутони кӯҳи ҳасрат аст.
Ҳар гаҳ ба хотирам гузарад сурати рухат,
Бехуд шавам зи гиря, надонам, чӣ сурат аст.
Бар хоки ошиқон нашукуфтаст шохи гул,
Гил гул зи хуни кушта аламҳои турбат аст.
Хоби аҷал зи дасти фироқам наҷот дод,
Чун хаста хоб меравад, уммеди сиҳҳат аст.
Эй оразат баҳору хатат абри навбаҳор,
Бар мо сиришки абри ту борони раҳмат аст.
Ҷоме ба ёди базми ҳарифони рафта нӯш,
Ғофил машав ки умри гиромӣ ғанимат аст.
Гӯянд, бар рухи ту чӣ ҳайрон шуд Осафӣ,
Дар чашми ӯ намуд парӣ, ҷои ҳайрат аст?[10]

Осафӣ

Дил хуну ҷон фигору ҷигар решу сина чок,
Ҳам худ бигӯй, чун накашам оҳи дарднок?!
Беморпурсие бикун, эй ёри меҳрубон,
К-афтодаам зи ҳаҷри ту дар бистари ҳалок.
Олуда кард доманам аз хуни дил сиришк,
Воҳасрато, ки хосият ин дод ишқи пок.

Атри кафан зи хоки дарат кардам орзу,
Охир, бибин, ки мебарам ин орзу ба хок.
Бӯят шунида ғунчаву гул ҳам, ки мекунад
Ин ҷома пора-пораву он хирқа чок-чок…
Гуфтам, ки Ҷомӣ аз ғами ишқи ту мурд, гуфт:
«Гар ҳамчу ӯ ҳазор бимирад, маро чӣ бок?».[11]

Ҷомӣ

Тифле, ки буд орзуи ҷони дарднок,
Дардо, ки рафту мебарам ин орзу ба хок.
Ӯ буд чашми равшану бар хоки ӯ манам
Пири наҳиф чашм фурӯ бурда дар мағок.
Гар дигарон ба хок супоранд хокро,
Мо оқибат ба хок супурдем ҷони пок,
Воҳасрато, даво чӣ кунам, вомусибато,
Гар доштӣ мусибату ҳасрат даво, чӣ бок!
З-ин мотам аст лолаизорони боғро
Рухсори пора-пора, гиребони чок-чок.
Моҳи ман аст Юнуси моҳӣ-гӯр, аз он
Шуд оби дида то ба самак, нола то самок.
Он навбаҳори ҳусн хазон кард, Осафӣ,
Дарде насиб шуд, ки даво нест ҷуз ҳалок.[12]

Осафӣ

Зимнан бояд гуфт, ки ғазалҳои Осафӣ, ки бо назокати хаёл ва мазмунофаринӣ ҳамроҳанд, барои шоирони сабки ҳиндӣ, ки асосан дар қаламрави нозукхаёливу маъниофаринӣ ҳаракат менамоянд, ҳамчун сармашқи кори эҷодӣ хидмат намудаанд. Аз ин лиҳоз, шоирони ин сабк ғазалҳои ӯро пайравӣ намудаву ба онҳо мухаммас низ бастаанд. Соиб, ки саромади шуарои ин сабк аст, на танҳо ғазалҳои ӯро пайравӣ менамояд, балки мавриди тазмин низ қарор медиҳад:

Ҷавоби он ғазали Осафӣ аст ин, Соиб,
«Замонест, ки ҳар кас бо худ гирифтор аст».[13]

Сайидо, ки аз равияи содаи сабки ҳиндӣ намояндагӣ мекунад, ба ду ғазали ӯ мухаммас бастааст. Масалан, ба ин ғазали ӯ:

Дар гулистон чун насими ту вазидан гирад,
Чашми наргис ба сари сабза паридан гирад.
Чун рухат ойинаро хирмани оташ созад,
Ҳар тараф сӯхтае оҳ кашидан гирад.
Анбари дида бисӯзам, ки паривор мабод
Бӯи мардум шунавад ёру рамидан гирад.
Беқарорӣ дил аз он зулфи парешон дорад,
Мурғ дар дом чу афтод, тапидан гирад.
Оташи сӯзи ниҳонам шавад он дам равшан,
Ки шаби тираи ғам субҳ дамидан гирад.
Осафӣ, чанд давӣ дар паи он турфа ғизол?!
Кас надидем, ки оҳу ба давидан гирад [14]

чунин мухаммас бастааст:

Ба чаман гул чу ҳадиси ту шунидан гирад,
Бар сари шох дили ғунча тапидан гирад,
Об чун мавҷ ба ҳар сӯй давидан гирад,
«Дар гулистон чу  насими ту вазидан гирад,
Чашми наргис ба сари сабза паридан гирад»…

Сайидо, дар сарат афтода таманнои висол,
Умри худ сарф макун дар пайи ин фикри муҳол,
Бо чунин ҳоли харобу ба қади ҳамчу ҳилол,
«Осафӣ, чанд равӣ дар пайи ин турфа ғизол?
Кас надидем, ки оҳу ба давидан гирад».[15]

Воқеан, ҳамин гуна ҳиндиёна ҷилва кардани шеъри Осафист, ки бархе аз муҳаққиқон ӯро дар қатори шоирони сабки ҳиндӣ-Урфӣ, Назирӣ, Толиб, Калим, Соиб, ки

ашъорашон ба тозагӣ ба муҳити Мовароуннаҳр омадаву нуфуз пайдо карда буданд, ном бурдаанд ва ҳамчун шоири ин сабк муаррифӣ намудаанд. Албатта, ин андеша худ аз худ пайдо нашудааст, балки дар асоси мулоҳиза ва андешаҳои Малеҳои Самарқандӣ, ки дар «Музокир-ул-асҳоб»-и хеш ҷой додааст, ба вуҷуд омадааст, зеро ӯ дар бахши «Мулҳақот» аз ин шоирони навпардоз на фақат ном бурдаву тамҷид намудаст, балки ба осорашон эрод ҳам гирифтааст. Чунончи, вай ба ин байти Осафӣ:

Нест ҳамрозе, ки ҳамчун шишаи соат ба ҳам
Рӯ ба рӯ орему як соат диле холӣ кунем.16

ба ин навъ эрод мегирад ва мегӯяд: «Ин байт аз Хоҷа Осафӣ аст. Мушорилайҳ дар вақти хеш ба хушгӯӣ машҳур буда, чунончи ашъораш аз ашъори муосиронаш мумтоз мебошад. Ва вазирзода буд, ҳамчунин ки Мулло Давлатшоҳ дар ҷамъи худ ёд карда. Махфӣ намонад,ки «кунем» ва «рӯ ба рӯ орем» мушаъир бар ин аст, ки дилро ҳар ду як соат холӣ кунанд, аммо дар шишаҳои соат чунин нест, балки ҳар кадом шиша дар соати ҷудо дил холӣ мекунанд…».[17] Рӯи ҳамин асос, Садрӣ Саъдиев дар китоби «Таърихи адабиёти тоҷик дар асри ХУ11» чунин менависад: «Малеҳо дар мулҳақоти тазкирааш ба тариқи махсус як қатор эродҳои худро ба шеър ва байтҳои ҷудогонаи суханварони забардасти гузашта ва муосираш дарҷ кардааст. Ин шоирон Хоҷа Осафӣ, Нозими Ҳиротӣ, Урфии Шерозӣ, Соиби Табрезӣ, Шавкати Бухороӣ, Абӯтолиби Калим, Мирзо Ҷалоли Асир, Низоми Астарободӣ, Носиралии Ҳиндӣ, Масъуди Исфаҳонӣ мебошанд. Чунон ки дида мешавад, қариб ҳамаи ин шоирон, ки дар асрҳои ХУ1-ХУ11 эҷод кардаанд, саромадон ва намояндагони барҷастаи сабки ҷадиди назм-сабки «ҳиндӣ» мебошанд».[18]

Мусаллам аст, ки тамсил аз мухтассоти асосии сабки ҳиндӣ аст. Аммо тамсилгароӣ дар осори Ҷомӣ ва шогирди тавонои ӯ Осафӣ низ ба мушоҳида мерасад. Албатта, тамсилҳои эшон билкул дар қаламрави ишқ матраҳ мешаванд (баръакси тамсилҳои шоирони сабки ҳиндӣ, ки фарогири тамоми мавзӯъҳо мебошанд). Бинобар ин, метавон Ҷомӣ, ба вижа Осафиро, ки бо хаёлбофиву тамсилгароӣ низ майл доранд, аз шоирони заминсози сабки ҳиндӣ ба қалам дод. Чунончи:

Шуд хароб аз гиряи бисёр чашми ман, бале,
Хонаро офат расад, чун пур шавад борандагӣ.[19]
Ҷомӣ
Зи кунҷи ғам наравад Осафӣ сӯи гулшан,
Чу булбуле, ки бувад хӯ гирифта, дар қафасе.[20]
Осафӣ

Дар муқаттаоти Осафӣ низ тамсил ба чашм мерасад. Аз ҷумла дар ин қитъа, ки шоир барои исботи фикраш бедро мисол меорад, ки аз сояаш суд меҷӯянд, аммо мешиканандаш:

Аз ҳар кӣ расад фоидае аҳли замонро,
Подош ҷуз ин нест, ки аз по фиганандаш.
Бар беди гузарҳо равиши роҳравон бин,
К-аз сояи ӯ баҳра баранду шиканандаш.[21]

Ин фарди Осафӣ бошад, хеле машҳур аст. Лиҳозо, мо онро дар ин мавқеъ бидуни тавзеҳу ташреҳ ба хониш мегирем:

Шуълаем, аммо зи сӯзи дил сияҳпӯшем мо,
Чун чароғи лола месӯзему хомӯшем мо.[22]

Дар ин замина байти зерини Иқболро, ки дар ҳамин хат ҳаракат мекунад ва аз забону баёни байти боло моя мегирад, низ овардан бе суд нахоҳад буд:

Чун чароғи лола сӯзам дар хиёбони шумо,
Эй ҷавонони Аҷам, ҷони ману ҷони шумо.[23]

Дар анҷом бояд гуфт, ки агар Осафӣ дар ғазалгӯӣ асосан устоди худ-Ҷомиро пайравӣ менамояд, аммо дар рубоиҳояш бештар ба сабки Хайём, ки дар олами рубоӣ мақоми пешвоӣ дорад, сухан мегӯяд. Аз ин рӯ, рубоиҳояш рӯҳи шодигароёнаву ҳушдордиҳанда доранд ва таълими хушгузаронӣ ба инсонҳо медиҳанд:

Даврони ҳаёти мо аҷаб мегузарад,
Бархез, ки даврони тараб мегузарад.
Дар ҷоми тараб зи бода рез оби ҳаёт,
К-аз умри ту рӯз рафту шаб мегузарад.
XXX
Даврон, ки дили ту шоду ғамнок кунад,
Аз тахтаи умр нақши ту пок кунад.
Хуш бош, ки тинати туро дасти қазо
Аз хок сиришту оқибат хок кунад.[24]

ПАЙНАВИШТҲО:

1.Осафии Ҳиравӣ.Девон.Теҳрон,1342,с.39.
2.Осафӣ.Гулшани адаб,ҷ.4,Душанбе,Ирфон,1977,с.24.
3.Соммирзои Сафавӣ.Тӯҳфаи Сомӣ.Теҳрон,1389,с.143.
4.Забеҳуллоҳи Сафо.Таърихи адабиёти Эрон,ҷ.3, Теҳрон, 1388,с.155.
5.Восифӣ.Бадоеъ-ул-вақоеъ»,ҷ.2,Теҳрон,1350,с.186.
6.Осафӣ.Гулшани адаб,ҷ.4,с.25-26.
7.Осафии Ҳиравӣ.Девон,с.46.

8.Осафӣ.Гулшани адаб,ҷ.4,с.27.
9.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1986,с.203.
10.Забеҳуллоҳи Сафо.Таърихи адабиёти Эрон,ҷ.3,с.156.
11.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,Душанбе,Ирфон,1987,с.71.
12.Осафӣ.Гулшани адаб,ҷ.4,с.28.
13.Девони Соиби Табрезӣ,ҷ.2,Теҳрон,1383,с.827.
14.Осафӣ.Гулшани адаб,ҷ.4,с.25.
15.Миробид Сайидои Насафӣ.Асарҳои мунтахаб.Душанбе,Ирфон,1977,с. 618-619.
16.Тазкираи Музокир-ул-асҳоб…Теҳрон,1385,с.653.
17.Ҳамон ҷо, ҳамон с.
18.Садрӣ Саъдиев.Адабиёти тоҷик дар асри ХУ11.Душанбе,1985,с.64.
19.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.459.
20.Забеҳуллоҳи Сафо.Таърихи адабиёти Эрон,ҷ.3,с.157.
21.Осафӣ.Гулшани адаб,ҷ.4,с.27.
22.Ҳамон ҷо,с.29.
23.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ.Душанбе,Адиб,1987,с.166.
24.Забеҳуллоҳи Сафо.Таърихи адабиёти Эрон,ҷ.3,с.157.

# ҶОМӢ ВА ҲИЛОЛӢ

Суханро поя бар ҷое расонам,
Ки бинвозад ба аҳсант осмонам.
Ҷомӣ

Ҳилолӣ, ки аз ғазалгӯёну маснависароёни мумтози поёни асри ХУ ва аввали асри ХУ1 ба ҳисоб меравад, аз пайравони моҳири мактаби адабии Ҳирот ва шоирони маъруфи он-Ҷомӣ ва Навоӣ мебошад. Ӯ солҳои ҳафтодуми асри ХУ дар Астаробод дида ба дунё кушодааст. Дар бораи давраи кӯдакӣ ва навҷавонии шоир маълумоте дар даст надорем.Ба ҳар ҳол, кӯдакӣ ва таҳсилоти ибтидоии ӯ дар Астаробод мегузарад. Сипас, вай ба Ҳирот, ки аз марказҳои муҳими илмиву адабии он замон ба ҳисоб мерафт, меояд ва ба фаро гирифтани илму дониш мепардозад.

Албатта, барои рушду истеъдоди илмиву адабии Ҳилолӣ мактаби адабии Ҳирот, ки Ҷомию Навоӣ сарварони он буданд, кӯмаки зиёд менамояд. Ҳилолии ҷавон аз ин гуна муҳити созгори адабӣ ва донишу таҷрибаи устодони он, ба вижа Ҷомию Навоӣ, суди фаровон мебардорад. Ӯ дар ҳамин фазои мусоид ба сурудани ғазалу маснавию ақсоми дигари шеърӣ мепардозад ва дар андак вақт миёни хоссу ом шӯҳрат меёбад. Мутаассифона, ин гуна ҳолати мусоид дуру дароз идома намекунад, зеро дере нагузашта Ҳирот ба маркази тохтутози сулолаҳои Шайбониёну Сафавиён табдил меёбад ва борҳо аз даст ба даст мегузарад ва аҳли он бо баҳонаҳои мазҳабӣ, яъне сунниву шиа, мавриди фишору қатл қарор мегиранд. Ин гуна задухурдхои хунин, хусусан, барои аҳли адаб гарон меафтад. Аз як сӯ, мактабии адабии Ҳирот, ки бо

сарпарастии Ҷомӣ ва Навоӣ шӯҳрат дошт, зарбаи сахт мебинад, аз сӯи дигар, бисёре аз аҳли илму адаб рӯ ба ғурбат меоранд. Гузашта аз ин, бархе аз адибон бо баҳонаҳои мазҳабӣ таъқиб ва мавриди ҷазо қарор мегиранд. Ҳилолӣ яке аз ҳамин гуна адибон буд, ки на танҳо мавриди фишору таъқиб қарор мегирад, балки аз ҷониби Убайдуллохони Шайбонӣ эъдом мегардад. Ба қавли муаллифи китоби «Аҳсан-ут-таворих»-Ҳасани Румлу, ба тарзи ваҳшатнок кушта мегардад. «Гӯянд, дар маҳалле, ки ӯро ба куштан мебурданд, сари ӯро шикастанд. Чунонки хун ба рӯяш давид, дар он маҳал ин қитъа мехонд. Байт:

Ин қатраи хун чист ба рӯи ту, Ҳилолӣ?
Гӯё ки дил аз ғусса ба рӯ ту давида».[1]

Осори Ҳилолӣ аз қасида, ғазал, рубоӣ, қитъа ва ғайра иборат мебошад. Аммо ғазал дар байни ашъори ӯ мақоми муҳим дорад ва ӯ маҳз бо ғазалиёташ машҳур аст. Вай дар эҷодии ғазал асосан ба Саъдиву Ҳофиз, Хусраву Ҳасан ва ҳамрӯзгорони бузургаш Ҷомию Навоӣ пайравӣ кардааст. Ногуфта намонад, ки дар мактаби адабии Ҳирот, ки сарвариашро Ҷомию Навоӣ ба ӯҳда доштанд ва Ҳилолӣ онҳоро пайравӣ мекард, бо сабабҳои айнию зеҳнӣ, таваҷҷуҳ ба осори тӯтиёни Ҳинд (Хусрав ва Ҳасан) хеле зиёд буд. На танҳо аҳли адаб, балки ҳукмронони давлати Темурӣ низ ба ташвиқу тарғиби осори ин шоирон ҳиммат мегумоштанд. Хусусан, хидмати Навоӣ дар ин замина бисёр чашмгир мебошад. Вай на фақат худ, балки дигар адибонро ба пайравӣ аз эшон, ба вижа Хусрави Деҳлавӣ, ташвиқу тарғиб мекард. Ҷомӣ маҳз ба ташвиқи Навоӣ қасидаи «Луҷҷат-ул-асрор»-и худро дар пайравии қасидаи «Дарёи аброр»-и Хусрав менависад. Бад-ин маънӣ, Навоӣ дар «Хамсат-ул-мутаҳайирин» менависад: «Рӯзе дар хизмати он ҳазрат (Ҷомӣ-Ҷ.С.) будем ва аз ҳар навъи назм сухан

мерафт ва дар аснои сӯҳбат аз қасидаи «Дарёи аброр»-и Амир Хусрав… ном бурда шуд. Ин фақир гӯё дар таърифи он муболиға кардам ва ҳақ ҳам доштам, зеро аз худи Мир Хусрав барин шахсе чунин машҳур аст, ки гӯё ӯ гуфтааст: «Агар аз ҳаводиси афлок ва офатҳои рӯзгор тамоми назми ман аз саҳифаи замона маҳв шаваду ҳамин қасидаам монад, бароям бас аст. Чунки ҳар кас агар онро бихонад, хоҳад донист, ки дар мулки назм тасарруф ва иқтидори ман дар чӣ мартабае будааст». Гарчанде чунин бошад ҳам, аз тарафи фақир дар маҷлиси он ҳазрат ин тариқа ифрот ба таъриф муносиб набуд. Он ҳазрат чизе нагуфтанд ва маҷлис пароканда шуд.

Дар ҳамон вақтҳо подшоҳ ҷиҳати гузаронидани фасли зимстон озими Марв буданд. Иттифоқо, пас аз чанд рӯзи дигар азимат ба вуқӯъ пайваст. Фақир барои иҷозат пурсидан аз он ҳазрат ба хизматашон рафтам. Баъд аз иҷозат фотиҳа хонда, рухсат доданд ва аз бағалашон ҷузве бароварда ба фақир иноят намуданд. Гирифта кушодам, ки ҷавоби «Дарёи аброр» қасидаи «Луҷҷат-ул-асрор» будааст, ки дар ҳамон рӯзҳо гуфта будаанд. Ҳар касе хонад, медонад, ки аз «Дарёи аброр» мақбултар ва рангинтар воқеъ шудааст»…[2] Албатта, ин гуна таърифу ташвиқи Навоӣ, ки дӯстдору мухлис ва мушаввиқи ифротии ашъори Хусраву Ҳасан будааст, на танҳо ба Ҷомӣ, балки ба Ҳилолӣ, ки мавриди сарпарастӣ ва пуштибонии ӯ қарор дошт, низ бетаъсир намондааст. Аз ин хотир, ӯ низ бештар ба татаббӯи ашъори Хусраву Ҳасан пардохтааст:

Ҳилолӣ аз каломи шеър дорад мансаби шоҳӣ,
Ки сӯзи Хусрав асту нозукиҳои Ҳасан бо ӯ.[3]

Аммо Ҳилолӣ аз шоирони мутааххир, яъне ҳамрӯзгоронаш, тавре ки гуфтем, беш аз ҳама ва пеш аз ҳама, ба Ҷомию Навоӣ, ки дар он рӯзгор табли яктоӣ

мезаданд, пайравӣ мекардааст. Хусусан, пайравии вай ба Ҷомӣ хеле ошкору махсус аст. Мо ин гуна пайравиҳои ӯро ҳам дар ғазалиёт, ҳам дар маснавӣ ва ҳам соири ашъораш бармало боздид менамоем, зеро «ашъори лирикии Ҳилолӣ бо мазмуну мундарича ва мавзӯъоти худ давоми бевоситаи ашъори лирикии мактаби адабии Ҷомию Навоӣ аст. Дар он суннатҳои ин мактаб мувофиқи талаботи рӯҳи замон асосан риоя гардидааст»..[4] Воқеан, тибқи гуфтаи ҷомишиноси маъруф Аълохон Афсаҳзод,[5] Фахрии Ҳиротӣ дар «Радоиф-улашъор»-и худ 9 ғазали Ҳилолиро, ки дар пайравии Ҷомӣ навиштааст, зикр менамояд, аммо таъдоди ғазалҳои шоир, ки дар татаббӯи ғазалҳои Ҷомӣ иншо шудаанд, аз ин миқдор зиёданд. Аз ин хотир, мо бо овардани ду ғазали пурраи Ҳилолӣ, ки дар пайравии ғазалҳои Ҷомӣ навишта шудаанд ва зикри матлаи бархе аз ғазалҳои эшон ки далели ҳусни таваҷҷӯҳ ва гароиши зиёди Ҳилолӣ ба ғазалҳои Ҷомӣ метавонад буда бошад, дар ин мавқеъ иктифо менамоем:

Рӯзи майдон аст, турки шаҳсавори ман куҷост?
Чашми ҳар кас бар рухи ёрест, ёри ман куҷост?
Ошиқон ҳар кас ба рӯи ёри худ хандону хуш,
Ман чунин ғамгин чароям, ғамгусори ман куҷост?
То баранд аз ҷилваи хубӣ хиҷолат некувон,
Нимҷавлоне зи сарви гулъизори ман куҷост?
Чанд гардам беқарору сабр ҳар сӯ инчунин,
Он шикебомӯзи ҷони беқарори ман куҷост?
Дод кардам аз ғамаш умрею он бадхӯ нагуфт:
Он кӣ умре буд хоки раҳгузори ман, куҷост?
Нест хуш бар домани покаш ғубори чун мане,
Бедиле, к-аз гиря биншонад ғубори ман, куҷост?
Монд Ҷомӣ дур аз он дар, ваҳ чӣ хуш бошад гаҳе
Бозпурсад, к-он ғариби хоксори ман куҷост?6

Ҷомӣ

Рӯзи Наврӯз аст, сарви гулъизори ман куҷост,
Дар чаман ёрон ҳама ҷамъанд, ёри ман куҷост?
Гашта мардум ҳар яке имрӯз сайди чобуке,
Чобуки сайдафгани мардумшикори ман куҷост?
Нест як соат қарор ин ҷони беоромро,
Ё Раб,он ороми ҷони беқарори ман куҷост?
Сӯхт аз дарди ҷудоӣ дил ба уммеди висол,
Марҳами доғи дили уммедвори ман куҷост?
Рӯзгоре шуд,ки дур афтодаам,охир, бипурс,
К-он сияҳрӯзу парешонрӯзгори ман куҷост?
Буд умре бар сари кӯят Ҳилолӣ хоки роҳ,
Соате,эй маҳ,нагуфтӣ хоксори ман куҷост?7

Ҳилолӣ

Соқӣ,биё,ки дорад акнун ба каф пиёла,
Бар тарфи боғ наргис,бар рӯи дашт лола.
Аз ҷоми лола майгун гаштаст ғунчаро лаб,
Ё худ ба захми дандон дар хун гирифт жола.
Ҳар дам зи дафтари гул хонад ба боғ булбул,
Ҳарфе,ки шарҳ додан натвон ба сад рисола.
Бо духтари раз аз сар бастем тоза акде,
Маҳсули ақлу дониш кардем дар қабола.
Не ман ба худ фитодам дар кӯи ишқу мастӣ,
Аз қисмати азал шуд ин давлатам ҳавола.
Маҳ мекунад таназзул баъд аз чаҳордаҳ,лек
Ҳар лаҳза дар тараққист он моҳи ҳаждасола.
Олист  қасри ишрат он шоҳи ошиқонро,
Ҷомӣ,баландтар кун оҳанги оҳу нола.8

Ҷомӣ

Гар нест ҷоми гулгун,хуш нест даври лола,
Бе май чӣ нашъа хезад аз дидани пиёла?
Ман Нӯҳи рӯзгорам,аз гиря ғарқи тӯфон,
Ку ҳамдаме,ки гӯяд дарди ҳазорсола?!
То кай ба нозу шӯхӣ лабро газӣ ба дандон?
Гулбарги нозукатро озурда сохт жола.

Қатли рақиби худро бо ман ҳавола кардӣ,
Аз дасти ман чӣ ояд,ҳам бо Худо ҳавола.
Бар сафҳаи дили ман зикри май асту шоҳид,
Акди муҳаббат омад мазмуни ин қабола.
Ғамдидае,ки хоҳад шарҳи ғами Ҳилолӣ,
Аз хуни дидаи худ рангин кунад рисола.9

Ҳилолӣ

Матлаъҳо:

Симинзақано, сангиндило, лолаъизоро,
Хуш кун ба нигоҳе дили ғампарвари моро.10

Ҷомӣ

Эй нури Худо дар назар аз рӯи ту моро,
Бигзор,ки дар рӯи ту бинем Худоро.11

Ҳилолӣ

Чу ашки хештан ғалтам миёни хоку хун шабҳо,
Зи рашки он ки бинам ҷоми майро лаб бар он лабҳо.12

Ҷомӣ

Ману бедории шабҳову шаб то рӯзё Рабҳо,
Набинад ҳеҷ кас дар хоб,ё Раб,инчунин шабҳо.13

Ҳилолӣ

Рахна кардӣ дил ба қасди ҷон мани девонаро,
Дузд,оре,баҳри коло мешикофад хонаро.14

Ҷомӣ

Гаҳ намак резад ба хум,гаҳ бишканад паймонаро,
Муҳтасиб то чанд дар шӯр оварад майхонаро?15

Ҳилолӣ

Ҳар нишон,к-аз хуни дил бар домани чоки ман аст,
Пеши аҳли дил далели домани поки ман аст.16

Ҷомӣ

Ин ҳама лола, ки сар барзада,аз хоки ман аст,
Пораҳои ҷигари сӯхтаи чоки ман аст.17

Ҳилолӣ

Дӯш бар ёди ту чашмам дам ба дам хун мегирист,
Сӯзи ман медид шамъу аз ман афзун мегирист.18

Ҷомӣ

Шишаи май дур аз он лабҳои майгун мегирист,
То дили худро даме холӣ кунад,хун мегирист.19
Ҳилолӣ
Орзу дорам,ки гардам хоки роҳи тавсанаш,
Лек метарсам, зи ман гарде расад бар доманащ.20
Ҷомӣ
Гар назар афтад чу боди субҳ бар хоки манаш,
Ҳамчу гард аз хок бархезам,бигирам доманаш.21
Ҳилолӣ
Чу натвонам,ки бар хони висолат меҳмон бошам,
Сари хидмат ниҳода чун сагон бар остон бошам.22
Ҷомӣ

Агар хонӣ дарунам,бандаи ин хонадон бошам
В-агар ронӣ бурунам,чун сагон бар остон бошам.23
Ҳилолӣ
Наёсояд кас аз афғони ман ҷое, ки ман бошам,
Ҳамон беҳтар,ки ҳам худ ҳамниши хештан бошам.24
Ҷомӣ
Магӯ афсонаи Маҷнун,чу ман дар анҷуман бошам,
Аз ӯ боре чаро ҷӯяд касе,ҷое, ки ман бошам.25
Ҳилолӣ
Ҷудо зи лоларухи худ баҳорро чӣ кунам?
Ҳазор доғ ба дил лолазорро чӣ кунам?26
Ҷомӣ
Баҳор мерасад,аммо баҳорро чӣ кунам?
Чу нест гулрухи ман,лолазорро чӣ кунам?...27
Ҳилолӣ

Албатта, Ҳилолӣ ғазалҳои Ҷомиро танҳо татаббӯъ накардааст, балки мавриди тазмин ҳам қарор додааст.Чунончи,мисраи «Дилбарон бар ошиқон аз ошиқон ошиқтаранд»-ро аз мақтаи ин ғазали Ҷомӣ:

Имшаб афтодаст шӯре дар миёни ошиқон,
Гӯӣ он кони намак шуд меҳмони ошиқон.

Бо хаёли хатти сабзаш хони ишқ оростаст,
Ҳаргиз ин сабзӣ мабодо кам зи хони ошиқон.
Ошиқон рафтанду меояд пайгумгаштагон
Ҳамчун он бонги дарой аз корвони ошиқон.
Ишқ меварзӣ, замину осмон тай кун, ки ҳаст
Аз замину осмон берун ҷаҳони ошиқон.
Марҳами асрори ишқат нест гӯши ҳар касе,
Муҳр неҳ аз хотами лаб бар даҳони ошиқон.
Лола з-ашки сурх бинӣ, ғунча аз дилҳои танг,
Гар кунӣ рӯзе гузар бар бӯстони ошиқон.
Нест аз пушти хаму оҳи манат бок, эй ҷавон,
Барҳазар мебош аз тиру камони ошиқон.
Хонаи худро набинам аз ту равшан, ҷуз гаҳе,
К-аз ду рух оташ занӣ дар хонумони ошиқон!
Дилбарон бар ошиқон аз ошиқон ошиқтаранд,
Ҷомӣ имрӯзу шумо, эй ошиқони ошиқон.28

дар матлаи ин ғазали машҳури худ мавриди тазмин қарор дода ва гуфтааст.

Ошиқон ҳарчанд муштоқи ҷамоли дилбаранд,
«Дилбарон бар ошиқон аз ошиқон ошиқтаранд».
Ишқ менозад ба ҳусну ҳусн менозад ба ишқ,
Оре-оре, ин ду маънӣ ошиқи якдигаранд.
Дар гулистон гар ба пои булбулон хоре халад,
Наварӯсони чаман сад ҷома бар тан медаранд.
Ҷони ширин бо лабат омехт гӯё дар азал,
Ҷавҳари ҷони ману лаъли ту аз як гавҳаранд.
Эй рақиб, аз манъи мо бигзар, ки ҷонбозони ишқ
Аз сари ҷон бигзаранд, аммо зи ҷонон нагзаранд.
Мурдаму раҳме надидам з-ин бутони сангдил,
Ман намедонам, мусулмонанд ё худ кофаранд.
Бо тани лоғар, Ҳилолӣ, аз ғами хубон манол,
Тан агар бигдохт, боке нест, ҷон мепарваранд.29

Зимнан бояд гуфт, ки ҳар ду шоир, яъне ҳам Ҷомӣ ва ҳам Ҳилолӣ бо ғазалиёти худ ифтихор кардаву онро сутудаанд. Яке онро «фанни беҳтарин», дигаре «нақди ганҷинаи ҳастӣ» хондаанд:

Аз фунуни шеър фанни беҳтарин омад ғазал,
Чу накӯруён, ки дар сурат беҳанд аз ҷинну инс.30
Ҷомӣ
Нақди ганҷинаи сухан ғазал аст,
Шукри борӣ, ки назми ман ғазал аст.31

Маълум аст, ки Ҳилолӣ агарчи дар ғазал шӯҳрат дорад, аммо вай дар маснависарои низ қувваозмоӣ кардааст. «Шоҳу Дарвеш» нахустин маснавии шоир аст. Бад-ин маънӣ, ӯ дар достони «Лайлӣ ва Маҷнун» мегӯяд:

Аввалсухане, ки гуфт аз ин пеш,
Афсонаи Шоҳ буду Дарвеш.
Зебо гуҳаре зи баъди он суфт,
Назме зи сифоти ошиқон гуфт.
Гуфт аз паи он китоби мавзун
Афсонаи ҷонгудози Маҷнун.32

Маълум аст, Ҳилолӣ дар сурудани маснавиҳояш бештар таҳти таъсири «Хамса»-ҳои Низомию Хусрав ва достонҳои Ҷомию Навоӣ будааст.Агарчи аҳли тадқиқ дар достони «Шоҳу Дарвеш»-и ӯ таъсири «Гӯй ва чавгон»-и Орифии Ҳиравиро дидаанд ва таъкид кардаанд, аммо он аз назари ғояву ормони некбинонааш ба асарҳои Низомию Ҷомӣ ва Навоӣ монанд аст. Албатта, Ҳилолӣ маснавии «Сифот-ул-ошиқон» ро низ дар равиши асарҳои Низомӣ («Махзан-ул-асрор»), Ҷомӣ («Тӯҳфат-ул-Аҳрор»), Хусрави Деҳлавӣ («Матлаъ-ул-анвор») эҷод кардааст. «Сифот-ул-ошиқин» мисли маснавии «Шоҳу Дарвеш» маснавии панду

ахлоқӣ буда, аз 20 боб фароҳам омадааст. Ӯ низ ҳамчун Низомию Хусраву Ҷомӣ дар ин асараш доир ба масъалаҳои ахлоқӣ, аз ҷумла вафо, сабр, ҳиммат, шуҷоат, саховат ва ғайра, сухан ронда, барои исботи афкораш аз воқеаҳои зиндагӣ мисол меорад. Агарчи Ҳилолӣ дар хотимаи достонаш аз пайравии худ танҳо ба Низомӣ, Саъдӣ ва Хусрав ишора кардааст ва аз Ҷомию асари вай мустақиман ёд накардааст, аммо дар достони «Лайлӣ ва Маҷнун», дар бахши «Дар хотимаи китоб гӯяд», дар баробари Низомию Хусрав, аз Ҷомӣ низ мустақиман ёд мекунад ва бад-ин тартиб на танҳо аз пайравии хеш ба асарҳои эшон, балки Ҷомӣ низ хабар медиҳад:

Дур аст сухан бари сухансанҷ,
Сарроф расад ба қимати ганҷ.
Ганҷест ба кунҷи синаи ман,
Дурҳост дар ин хазинаи ман.
Гар суфта шавад тамоми ин дур,
Дарёи муҳитро кунад пур.
Ганҷи ман агар равад ба Ганҷа,
Созад қадаме ба Ҳинд ранҷа,
Бахшад дури назми худ Низомӣ,
Хусрав диҳадаш хати ғуломӣ.
Ҳайҳот, чӣ гуфтам, ин чӣ лоф аст?
Лофест, ки сар ба сар хилоф аст.
Дар маърафашон зи ман кӣ гӯяд
В-аз гуфтаи ман сухан кӣ гӯяд?
Арбоби сухан, ки пеш буданд,
Ақтоби замони хеш буданд.
Буданд сегонаи замона,
Ҳар як ба ягонагӣ фасона.
Он ганҷи гуҳар зи кони Ганҷа
Шамшерзабону шерпанҷа,
Яъне, шаҳи мулки некномӣ,

Шоҳаншаҳи орифон - Низомӣ.
Гуфт он сухане, ки гуфтанӣ буд,
Суфт он гуҳаре, ки суфтанӣ буд.
Ҳар гӯш зи назми ӯст пурдур,
Ҳар панҷа зи «Панҷ ганҷ»-и ӯ пур.
Ганҷи ду ҷаҳон нисори ӯ бод,
Ганҷури ду кавн ёри ӯ бод!
В-он Хусрави кишвари маонӣ,
Ганҷинаи «Панҷ ганҷ»-и сонӣ.
Ӯ Хусраву ман ғуломи ӯям,
Хусрав гуфтам, дигар чӣ гӯям?
Тӯтии шакарзабони Деҳлист,
Ширинии нутқи ӯ ҷибиллист.
Шаҳде, ки зи осмон фурӯ рехт,
Аз найшакари қалам бар ӯ рехт.
Он тӯтии ҷон шакаршикан бод,
То ҳаст забон, аз ӯ сухан бод!
В-он соқии ҷоми ишқ-Ҷомӣ,
Ҳам Хусрави аҳду ҳам Низомӣ.
Рӯзе, ки ба фатҳи Ганҷа омад.
Дарёдилу шерпанҷа омад.
З-ин ганҷ намуд панҷи дигар,
Афзуд дар он ду ганҷи дигар.
Сарчашмаи файз рехт дар ҷом
В-аз рашҳаи атр дод пайғом.
Ё Раб, ки ҳамеша бод ҷомаш,
Ҷоми майи маърифат ба комаш.
Ин як – ду – се тан муқаддамонанд
Дар мулки сухан мусалламонанд.
Ман нестам аз шумораи эшон,
Корам нарасад ба кори эшон.
Эй ман саги остони Ҷомӣ,
Хоки дари Хусраву Низомӣ.
Эшон баҳранду ман саробам,

Эшон ганҷанду ман харобам.
Дорам ду-се гавҳари парешон,
Он низ зи баҳру кони эшон.
Эшон ба фусунварӣ фасеҳанд,
Дар дини суханварӣ Масеҳанд.
Эшон ҳама булбулони рӯҳанд,
Дастонзани пардаи сабӯҳанд…33

Шабоҳатҳои маъноӣ, ки дар достонҳои «Лайлӣ ва Маҷнун»-и Ҷомӣ ва Ҳилолӣ вомехӯранд, кам нестанд, аммо мо бо овардани як мисол қаноат менамоем:

Ҳарчанд ки мо на марди ҷангем,
Аз ҷанг на ончунон ба тангем.
Рӯзе, ки занӣ ту кӯсу ное,
Мо низ занем дасту пое…34
Ҷомӣ
Танҳо на ба сулҳ рой дорем,
Дар ҷанг чу кӯҳ пой дорем…
Имрӯз ба ту ба сулҳ ё ҷанг
Хоҳам, ки ба доманат занам чанг.
Ё аз дари сулҳи ман дарун ой,
Ё бар сари ҷанги ман бурун ой…
Моро набувад ба ҷанг оҳанг,
То сулҳ бувад, кӣ гӯяд аз ҷанг?..35
Ҳилолӣ

Намуна аз достонҳои дигари онҳо. Аз оғози достони «Юсуф ва Зулайхо»-и Ҷомӣ:

Сухан дебочаи девони ишқ аст,
Сухан навбоваи бустони ишқ аст…36

Аз оғози «Сифот-ул-ошиқин»-и Ҳилолӣ:

Сухан сардафтари девони ишқ аст,
Сухан ганҷинаи султони ишқ аст.37

Сифат ва образи «саги ёр» дар шеъри форсии тоҷикӣ пеш аз асри XУ низ вомехӯрад, аммо ин сифат ва образ дар асри XУ дар осори шоирон тавсиа меёбад ва барои ифодаи мақсад ва мазомини мухталиф мавриди корбурд қарор мегирад. Метавон гуфт, ки дар ин аср қариб ҳамаи шоирон аз сифат ва образи саг кор гирифтаанд, бинобар ин, мо дар осори Ҷомӣ ва Ҳилолӣ низ тез-тез ба ин сифат ва образ рӯ ба рӯ мешавем:

Аз Ҷомӣ:
Зи рӯи мардумӣ як раҳ бигӯ: Ҷомӣ, саги моӣ,
Агарчи ончунон ҳам нестам, к-ин номро шоям.38
XXX
Ҷомӣ аз силки сагонат дур мерезад сиришк,
К-эй дареғо, қадри ёрони куҳан нашнохтем! 39
XXX
Баҳри худ номи саги он дар нахоҳам орият,
Чун писандам бар шиори давлаташ ин орро.
Аз Ҳилолӣ:
Тақсири вафо расми рақиб аст, аҷаб нест,
Ҳаргиз саги девона вафодор набошад.41
XXX
Ҷуз ман дигареро саги он кӯй махонед,
К-ин мартабаро нест сазовортар аз ман.42
XXX
Зи ҳар дар ком дар кӯи туву ҳамчун сагам рондӣ,
Саги кӯи туам, то чанд, ё Раб, дар ба дар гардам.43

Ҳамин тариқ, аз намунаҳои маҳдуде, ки мавриди баррасӣ қарор додем, маълум гардид, ки Ҳилолӣ аз шоирони мутақаддим бештар ба Низомиву Саъдиву

Хусраву Ҳасану Ҳофиз пайравӣ намуда, аз шоирони мутааххир асосан ба Ҷомӣ пайравӣ кардааст ва ӯ аз эшон дарси сухану суханварӣ ва касби маҳорати эҷодӣ омӯхтааст. Хусусан, дар ғазалу маснависаройӣ таҳти таъсири Ҷомӣ-ин устоди бузург дар асрҳои охир, қарор гирифтааст. Аз ин рӯ, ҳамсонӣ ва ҳамоҳангиҳои зиёде дар байни ғазалҳои Ҷомӣ ва Ҳилолӣ, ҳам аз назари шакл ва ҳам мазмуну ғоя, ба мушоҳида мерасанд. Масалан, теъдоди ғазалҳои Ҳилолӣ низ чун Ҷомӣ аз ҳафт байт зиёдтар нест. Аз лиҳози содагию равонӣ низ ашъори Ҳилолӣ ба шеърҳои Ҷомӣ монанданд, балки боз ҳам соддатару равонтаранд. Ин гуна ҳамсонӣ дар байни достонҳои Ҷомӣ ва Ҳилолӣ низ ба назар мерасанд, ки ин аз ҳадафу мӯҳтавою қолабу мазмуну мавзӯи достонҳои эшон, ки муштараканд, берун меояд. Ишораҳое, ки Ҳилолӣ аз таассури худ, дар ин замина, дар достони «Лайлию Маҷнун» кардааст, худ гувоҳи он аст, ки Ҳилолӣ қариб дар тамоми анвои шеърӣ, ба ин ё он навъ, зери таъсири орову афкори Ҷомӣ қарор доштааст.

Инро ҳам бубояд гуфт, ки ҳаёти фоҷиавии Ҳилолӣ, ки дар авҷи камоли эҷодии ӯ ба вуқӯъ пайваст, нишон медиҳад, ки подшоҳону ҳокимон, аҳли дину мазҳаб, ба мақсадаи амалӣ кардани ниятҳои шуми худ, аз ҳеч гуна зулму тааддӣ ва қатлу ғорат рӯ намегардонданд ва барои ҳимояи манфиатҳои худ ҳамвора аз дин суд меҷустанд. Онҳо бо баҳонаи шиаву мӯътазиливу кармативу исмоилӣ мардум, хусусан аҳли илму адабро, ки намуна ва сармашқи афкори мутараққиву озодандешӣ буданд, ба қатл мерасонанд. Ҳилолӣ яке аз намунаҳои ҳамин гуна таассуби мазҳабӣ, манифатҷӯӣ ва разолату ҷаҳолат аст, ки аҳли ҷоҳу молу давлату дин ба ҷо меоварданд ва мардумро ба баҳонаҳои мазҳабӣ ба қатл мерасонданд ва мӯҷиби ҷангу ҷидолу шӯру ошӯбҳои беъманиву фоҷиавӣ байни афроди ҳамдину ҳамоину ҳаммаслаку ҳамзабон мегардиданд. Ин гуна манфиатҷӯӣ ва аз номи дин мардумро ғорат кардану

даст ба куштор задани арбоби давлату савлат ва намояндагони расмии динро ҳанӯз дар замони худ дидаву мушоҳидаву мулоҳиза карда, Фирдавсӣ хеле баҷо ва дуруст гуфта буд:

Зиёни касон аз пайи суди хеш,
Биҷӯянду дин андароранд пеш.44

ПАЙНАВИШТҲО:

1.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор.Душанбе,Ирфон,1985,с.16.
2.Алишери Навоӣ. Хамсат-ул-мутаҳайирин. Душанбе, Адиб, 1989,с.38-39.
3.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.131.
4.Р.Ҳодизода,У.Каримов,С.Саъдиев.Адабиёти тоҷик.Асраҳои ХУ1-Х1Х ва ибтидои асри ХХ.Душанбе, Маориф, 1988,с.52-53.
5.Аълохон Афсаҳзод.Ҷомӣ-шоири ғазалсаро. Душанбе, Маориф, 1989, с. 231.
6.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1986,с.257.
7.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.28.
8.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,Душанбе,Ирфон,1987,с.378.
9.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.141.
10.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.111.
11.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.17.
12.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.100.
13.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,18.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.133.
15.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.21.
16.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.245.
17.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.27.
18.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.313.
19.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.40.
20.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.22.
21.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.66.
22.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.196.
23.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.77.
24.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.195.

25.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.83.
26.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.208.
27.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор, с.112.
28.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ,6,Душанбе,Адиб,1988,с.426.
29.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.51.
30.Аълохон Афсаҳзод.Адабиёти форсу тоҷик дар нимаи дувуми асри ХУ.Душанбе,Дониш,1987,с.159.
31.Бадриддин Ҳилолӣ.Осори мунтахаб, Сталинобод, 1958, с.197.
32.Ҳамон ҷо,с.323-324.
33.Ҳамон ҷо,с.325-327.
34.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.5,Душанбе,Адиб,1988,с.106.
35.Бадриддин Ҳилолӣ.Осори мунтахаб,с.284.
36.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.4,Душанбе,Адиб,1988,с.148.
37.Бадриддин Ҳилолӣ.Осори мунтахаб,с.203.
38.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.141.
39.Ҳамон ҷо, с.151.
40.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.1,с.120.
41.Бадриддин Ҳилолӣ.Баргузидаи осор,с.46.
42.Ҳамон ҷо, с.125.
43.Ҳамон ҷо, с.87.
44.Абулқосим Фирдавсӣ.Шоҳнома,ҷ.9,Душанбе,Адиб,1991,с.424.

# БОБИ СЕВУМ

## ҶОМӢ ВА ИҚБОЛ

Зи Хусрав чу навбат ба Ҷомӣ расид,
Зи Ҷомӣ суханро тамомӣ расид.
Нозим

Дар воқеъ, Ҷомӣ охирин устоди каломи шеъри форсии тоҷикӣ ба ҳисоб меравад ва барҳақ ӯро «Хотамушшуаро» хондаанд, зеро вопасин шоири бузурги адабиёти давраи классикист, ки ному осораш шӯҳрати ҷаҳонӣ пайдо кардааст. Мӯиниддини Исфизорӣ гӯяд: «Соҳибдавлате, ки гарданкашони ақолими илму ирфон аз ақсои билоди Ҳинд то интиҳои мамолики Руму Фаластин ва сарҳади Хитой ва Чину Мочин то навоҳии Булғору Сақсин сар ба хати иродаташ ниҳоданд ва дар тамоми ақсоми улуми ҳақоиқ ва ҷамеи одобу фазоил ва асолиби маорифу авориф ҳазраташро (Ҷомиро-Ҷ. С.) имому пешво ва муқаддаму муқтадо медонанд».[1] Худи Ҷомӣ роҷеъ ба шӯҳрати шеъраш дар сарзаминҳои мухталифи олам,аз ҷумла сарзамини Ҳинд, дар ғазале чунин изҳори назар менамояд ва боифтихор мегӯяд:

Чунон ба шеър шудам шуҳра дар басити ҷаҳон,
Ки шуд муҳити фалак з-ин тарона моломол.
Арӯси даҳр пайи зеби гӯшу гардани хеш
Зи силки гавҳари назмам гирифта икди лаол.
Суруди айш зи гуфтори ман кунад мутриб,
Раҳи самоъ зи ашъори ман занад қаввол.
Агар ба Форс равад корвони ашъорам,
Равони Саъдию Ҳофиз кунандаш истиқбол.

В-агар ба Ҳинд расад, Хусраву Ҳасан гӯянд,
Ки, эй ғариби ҷаҳон, марҳабо, таол-таол! [2]

Дар ҳақиқат, шеъри Ҷомӣ ҳанӯз дар замони зиндагиаш аз Хуросону Эрону Мовароуннаҳр берун баромада, ба бисёре аз кишварҳои олам, аз ҷумла Ҳинд, доман густарда буд. Мукотиботи ӯ бо Маҳмуди Говон,мулаққаб бо Маликуттуҷҷор (яке аз донишмандону риҷоли бузурги Ҳинд) ва фиристодани ашъораш ба ин сарзамин, далели гӯёи шӯҳрати осори Ҷомӣ дар Ҳинд ва робитаи эҷодии гӯяндагони форсу тоҷик ба ин сарзамини шеъру адабпарвар метавонад буда бошад:

Ҷомӣ, ашъори диловези ту ҷинсест нафис,
Пуди он ҳусни адо, лутфи маонӣ тораш.
Ҳамраҳи қофилаи Ҳинд равон кун, ки расад
Шарафи муҳри қабул аз Маликуттуҷҷораш. [3]

Ва:

Ҷомӣ, арӯси назми ту зеби дигар гирифт,
Тақсир дар далолати даллола меравад.
Килки ту мезанад ба Хуросон навои шеър,
Гулбонги он ба Хусрави Бангола меравад. [4]

Бояд гуфт, ки ашъор ва номи Ҷомӣ, хусусан, дар замони ҳукмронии сулолаи Темуриён дар Ҳинд баланд будааст. Агарчи дар ин давра дар ин сарзамин ва кулли сарзаминҳои порсигӯ сабки ҳиндӣ дар шеъру адаб ҳоким буд ва шуарову удабо камтар ба сабки хуросониву ироқӣ, ки Ҷомӣ аз он намояндагӣ мекард, гароиш доштанд, аммо, бо ин ҳама, аз осори Ҷомӣ низ фурӯгузор намекарданд, балки инҷову он ҷо аз осору ному мақоми волои ӯ дар олами шеъру шоирӣ сухан мегуфтанд ва ӯро месутуданду суханашро татаббӯъ

менамуданд. Чунончи, Мулло Шерӣ дар ҷавоби ин қитъаи аввалин маликушшуарои дарбори Темуриёни Ҳинд-Ғазолии Машҳадӣ:

Шерӣ, агарчи дар фанни ашъори дилфиреб
Ҳар кас расид, аз дилу ҷон эҳтимом кард.
Лек аз барои аҳли сухан кохи фазлро
Саъдӣ бино ниҳоду Ғазолӣ тамом кард

чунин мегӯяд:

Саъдӣ ниҳод кохи суханро бино, вале
Ҷомӣ ба юмни ҳиммати олӣ тамом кард.
Дар фанни шеър агарчи Ғазолист беназир,
Дар силки авлиё натавонад мақом кард. [5]

Дар воқеъ, шоирони сабки ҳиндӣ, ки зоҳиран сухану сабкашон бо сухану сабки равшани ироқии Ҷомӣ ноҳамгун буд, низ дар ашъори Ҷомӣ (албатта, ба хотири халқи мазмуни тоза) ғӯтавар шудаву аз он дурдонаҳои зебою қиматбаҳоеро овезаи гӯши арӯси каломи хеш кардаанд. Аз ин рӯ, мазомини ҷомиёнаро дар осори шоирони бузурги ин сабк-Назирӣ, Урфӣ, Толиб, Калим, Соиб, Нозим ва дигарон ба вуфур боздид менамоем. Ҳатто ин таъсирпазирӣ дар шеъри шоирони печидагӯю ифротии ин сабк-Ҷалоли Асир, Зулолии Хонсорӣ, Ғанимати Панҷобӣ, Шавкати Бухороӣ, Бедили Деҳлавӣ ва дигарон низ ба мушоҳида мерасад, ки далели нуфузи сухани ӯ дар байни шоирон ин сабк маҳсуб меёбад. Носиралӣ, ки яке аз устодон ва печидагуёни ин сабк ба шумор меравад, дар ашъори Ҷомӣ ғаври фаровон доштаву дар пайравии вай ғазалсароӣ намудааст. Чунончи, ӯ ин ғазали худро:

Сабо тарзи хиромаш диду шуд маҳвineчунон ҳушаш,
Ки меорад ба гулгашти чаман маҳтоб бар дӯшаш.
Ба тирандози новак аз хато гумкарда мемонад
Нигоҳе ҷониби мо кард, дидан шуд фаромӯшаш.
Каноре поктар з-ойина дорад ҷазбаи ишқам,
Гар он маҳ бар фалак бошад, ки ман дорам дар оғӯшаш.
Камон чун пеши абрӯяш ба даъват рафт, аз хиҷлат
Тиҳӣ кард инчунон қолаб, ки овbooданд бар дӯшаш.
Алӣ, дил мавҷхези нола шуд аз мисраи Ҷомӣ:
«Чу булбул ҷилваи гул дид, натвон кард хомӯшаш»[6]
дар пайравии ғазали зери Ҷомӣ суруда ва як мисраи онро мавриди тазмин қарор додаст:

Касе, к-афтад назар бар шакли он сарви
қабопӯшаш,
Зи сина сабру аз дил тоқату аз ҷон равад ҳушаш.
Балои ҷони ман шуд ёди он бадхӯ, намедонам
Чӣ созам чора, к-аз хотир кунам як дам
фаромӯшаш?!
Зи дур он лаб ба сабзӣ мезанад, наздик шуд, гӯӣ,
Ки гирад сабзаи наврустa гирди чашмаи нӯшаш.
Хаёлашро зи дида ҷой дар дил мекунам шабҳо,
Нахоҳам мардумони дидаро хуфтан дар оғӯшаш.
Зи рашки лола мемирам, ки ман дар гӯшаи танҳо,
Ҳамесӯзам ба доғи ҳаҷру ӯ ҷо карда дар гӯшаш.
Маро раҳ не, ки дар кӯяш ниҳам паҳлӯ ба деворе,
Рақибони сияҳдил хуш нишаста дӯш бар дӯшаш.
Намудӣ рух, макун манъ аз суруди шавқ Ҷомиро,
Чу булбул ҷилваи гул дид, натвон сохт хомӯшаш. [7]

Файзии Даканӣ – маликушшуарои дарбори Акбар дар тамҷиди Ҷомӣ гуфтааст:

Хушо навои маорифтирози орифи Ҷом,
Ки маҳв буд ба чашмаш нуқуши алвонӣ.

Зи бас латофати алфози нуктаомезаш
Бувад маонии суратнамо ба рахшонӣ.
Ба ҷомеъияти ӯ баъд аз ӯ касе нагзашт,
Зи назму наср бар ӯ хатм шуд суханронӣ… [8]

Албатта, Ҷомӣ дар асрҳои пасин, аз ҷумла асре, ки аллома Иқбол зиндагию эҷод мекард, низ дар ин сарзамин аз маҳбубият ва шӯҳрати вижа бархурдор будааст ва шоирон ба ӯ ва ашъораш пайравӣ менамудаанд ва рӯи тарҳҳои ғазали вай шеър мегуфтанд ва ба таърифу тавсифаш мепардохтанд. Гиромии Ҷоландарӣ-маликушшуарои дарбори Дакан, дӯст ва ҳамқалами Иқбол, яке аз ҳамин гуна шоирон мебошад. Тибқи гуфтаи Абдуллоҷон Ғаффоров, «баъди маликушшуарои Дакан гардидани ӯ дӯстонаш мушоира барпо менамоянд. Вақте ки мушоира оғоз меёбад, аз Гиромӣ хоҳиш мекунанд, ки ба таври ғазали дар ҷавоби Ҷомӣ гуфтаи Соиби Исфаҳонӣ ғазале гӯяд. Вазири аъзами Дакан аз шоир Доғи Деҳлавӣ хоҳиш мекунад, ки ӯ шеъри Ҷомиро, ки ба он Соиб ҷавоб гуфтааст, хонад. Мирзо Доғи Деҳлавӣ аз ғазали Ҷомӣ ин байтро мехонад:

Субҳдам чун рух намудӣ, шуд намози ман
қазо,
Саҷда кай бошад раво, чун офтоб ояд бурун?
Ба Гиромӣ амр медиҳанд, ки ғазали худро хонад.

Ӯ ғазали худро мехонад, ки матлаъаш ин аст:

Он парӣ гар аз чаман гарми итоб ояд бурун,
Булбул аз гул, гул зи бӯ, бӯ аз гулоб ояд
бурун.
Матлаи Ғазали Ҷомӣ чунин аст.

Ёри ман гар ними шаб масти шароб ояд
бурун,
Зоҳиди садсола аз масҷид хароб ояд бурун.

Дар ҷавоби байти болои Ҷомӣ Гиромӣ ин байтро мегӯянд:

Ёр гар ояд бурун, нохӯрда май аз майкада,
Маст аз мастию мастӣ аз шароб ояд бурун.

Чанд байти ғазали Гиромӣ ин аст:

Ганҷҳо бе ранҷҳо н-ояд ба даст, эй булҳавас,
Нофа хунҳо мехӯрад, то мушки ноб ояд бурун.
Ту ба чашмам омадӣ, ман гиря сар кардам,бале,
Офтоб ояд ба чашм, аз дида об ояд бурун…

Дар ин мушоира,ки Гиромӣ аз ӯҳдаи эҷод кардани ғазали дар ҷавоби Ҷомӣ гуфтаи Соиб ба хубӣ баромада тавонист, сухансанҷону нодирагӯён эътироф мекунанд, ки ӯ аз шоирони мӯъҷазбаён ва баландпарвози аҳд мебошад…».[9] Иқбол низ зоҳиран ғазали зери худро дар пайравии ғазали болои Ҷомӣ сурудааст:

Гарчи медонам, ки рӯзе бениқоб ояд бурун,
То напиндорӣ, ки ҷон аз печу тоб ояд бурун.
Зарбате бояд, ки ҷони хуфта бархезад зи хок,
Нола кай бе захма аз тори рубоб ояд бурун. [10]

Аммо ин пайравии ягонаи Иқбол аз Ҷомӣ нест,балки ӯ ба чандин ғазали вай ҷавоб ва назира гуфтааст. Чунончи, ӯ ин ғазали машҳури худро:

Мисли оина машав маҳви ҷамоли дигарон,
Аз дилу дида фурӯ шӯй хаёли дигарон.
Оташ аз нолаи мурғони ҳарам гиру бисӯз
Ошиёне, ки ниҳодӣ ба ниҳоли дигарон.
Дар ҷаҳон болу пари хеш кушудан омӯз,
Ки паридан натавон бо пару боли дигарон.
Марди озодаму он гуна ғаюрам, ки маро
Метавон кушт ба як ҷоми зулоли дигарон.
Эй ки наздиктар аз ҷонию пинҳон зи нигоҳ,
Ҳаҷри ту хуштарам ояд зи висоли дигарон, [11]

ки вирди забони хоссу ом аст, дар пайравии ғазали зерини Ҷомӣ сурудааст:

Ману фикри ту, чӣ бинам ба ҷамоли дигарон,
Ҳам хаёли ту маро беҳ, ки висоли дигарон.
Ғайратам бо ту чунон аст, гарам даст диҳад,
Нагузорам, ки дароӣ ба хаёли дигарон.
Ба муҳолоти рақибон чӣ ниҳам самъи қабул?
Ҳоли мо гӯш кунӣ, беҳ, ки муҳоли дигарон.
Рӯзу шаб ташнаҷигар хоки дарат бӯса занам,
Ман, ки лаб тар накунам з-оби зулоли дигарон.
Ҳар чӣ, ҷуз дӯст, бурун мекунам аз хилвати дил,
Кай бувад дар ҳарами шоҳ маҷоли дигарон?
Мебарад номаи ӯ ҳудҳуду мо дур, дареғ,
Ки паридан натавонем ба боли дигарон.
Ҳоли Ҷомӣ зи ғамат зору ту аз сангдилӣ
Мекушоӣ назари лутф ба ҳоли дигарон. [12]

Иқбол ин ғазали худро:

Ҷонам даровехт бо рӯзгорон,
Ҷӯест нолон дар кӯҳсорон [13]

низ дар пайрави ғазали поёни Ҷомӣ гуфтааст:

Соқӣ, баромад абри баҳорон,
Шуд сабзаву гул хуррам зи борон.
Лола гуҳар рехт дар ҷоми лола,
Лола алам зад бар кӯҳсорон.[14]

Албатта, дар ин замина метавон намунаҳои дигарро ҳам афзуд, аммо мо дар ин мавқеъ бо овардани як намунаи дигар қаноат менамоем:

Эй зи мушкин турраат дар ҳар диле банде дигар,
Риштаи ҷонро ба ҳар мӯи ту пайванде дигар.
Зулфи ту, ёраб, чӣ занҷирест, к-аз савдои ӯ
Ҳар замон девона мегардад хирадманде дигар.
Чун раҳад мискин дилам з-он ҷаъди хам дар хам, ки ҳаст
Ҳар хаме сад ҳалқаву ҳар ҳалқае банде дигар.
Гар падар хуршеду модар моҳ бошад, филмасал,
Бар замин н-ояд ба хубӣ чун ту фарзанде дигар.
То самоъи қавли мутриб дод панди ман ҳаким,
Хуш намеояд, ки дорам гӯш дар панде дигар.[15]

Ҷомӣ

Метарошад фикри мо ҳар дам худованде дигар,
Раст аз як банд, то афтод дар банде дигар,
Бар сари бом о, ниқоб аз чеҳра бебокона каш,
Нест дар кӯи ту чун ман орзуманде дигар.
Баски ғайрат мебарам аз дидаи бинои хеш,
Аз нигаҳ бофам ба рухсори ту рӯбанде дигар.
Як нигаҳ, як хандаи дуздида, як тобанда ашк,
Баҳри паймони муҳаббат нест савганде дигар.
Ишқро нозам, ки аз бетобии рӯзи фироқ
Ҷони моро баст бо дарди ту пайванде дигар.
То шавӣ бебоктар дар нолаи мурғи баҳор,
Оташе гир аз ҳарими синаам чанде дигар…





Раҳ мадеҳ дар Каъба, эй пири ҳарам, Иқболро,
Ҳар замон дар остин дорад худованде дигар. [16]
Иқбол

Иқбол на танҳо дар сурудани ғазал ба Ҷомӣ назар доштааст ва аз қолабу вазну мазомини ӯ суд ҷустааст, балки дар гуфтани маснавӣ низ аз калому шеваи ӯ, барои баёни ҳадафҳои хеш, кор гирифтааст. Ба ин маънӣ, ӯ дар маснавии «Асрори худӣ» на фақат шефтагию эътиқоди худро нисбат ба насру назми дилпазиру пурмаънояш иброз медорад, балки як байти ӯро тазмин ҳам менамояд:

Куштаи андози Мулло Ҷомиям,
Назму насри ӯ илоҷи хомиям.
Шеъри лабрези маонӣ гуфтааст,
Дар санои хоҷа гавҳар суфтааст..
«Нусхаи кавнайнро дебоча ӯст,
Ҷумла олам бандагону хоҷа ӯст». [17]

Иқбол дар «Армуғони Ҳиҷоз» ду маротиба аз Ҷомӣ ёд мекунад. Бори аввал ҳамроҳ бо Фахруддини Ироқӣ ва барои дувум бо Мавлавии Балхии Румӣ. Инак, он ёдкардаҳо, ки аз ёдкардаҳои одиву маъмулӣ нестанд, балки ҳадафи бузурги маърифатӣ ва ибратпазирӣ доранд:

Гаҳе шеъри Ироқиро бихонам,
Гаҳе Ҷомӣ занад оташ ба ҷонам.
Надонам гарчи оҳанги арабро,
Шарики нағмаҳои сорбонам. [18]
XXX
Маро аз мантиқ ояд бӯи хомӣ,
Далели ӯ далели нотамомӣ.

Ба рӯям баста дарҳоро кушояд,
Ду байт аз пири Румӣ ё зи Ҷомӣ. [19]

Иқбол аз мазмуни шеъри Ҷомӣ низ барои бурузи андешаҳояш фоида бурдааст. Масалан, ин мазмуни Ҷомиро аз мақтаи як ғазалаш:

Бандаи ишқ шудӣ, тарки насаб гӯ, Ҷомӣ,
К-андар ин роҳ фалон ибни фалон чизе нест,[20]

чунин бозсозӣ намудааст:

Дар раҳи ишқ фалон ибни фалон чизе нест,
Яди байзои Калиме ба сиёҳе бахшанд. [21]

Зимнан бояд гуфт, ки ҳарду шоир ҳанӯз дар замони зиндагии хеш шӯҳратёру гардидаву умри ҷовидона ёфтаанд, зеро аз нӯги хомаи ҳарду низ афкору ашъори созандаву мутараққӣ ва зебову дархури тамоми замонҳову маконҳо таровиш кардаанд, ки аз онҳо метавонанд кулли инсонҳо баҳрабардорӣ намоянд. Масалан, ҳарду илмро меситоянд:

Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм. [22]
Ҷомӣ
Илму давлат назми кори миллат аст,
Илму давлат эътибори миллат аст. [23]
Иқбол

Эшон аз китоб, ки аз лузуми муҳимми пешрафту тараққиёти башар аст, чунин ситоиш намудаанд:

Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст. [24]
ХХХ

Хуштар зи китоб дар ҷаҳон ёре нест,
Дар ғамкадаи замона ғамхоре нест.
Ҳар лаҳза аз ӯ ба гӯшаи танҳоӣ
Сад роҳат ҳасту ҳаргиз озоре нест. [25]

Ҷомӣ

Баргу сози мо китобу ҳикмат аст,
Ин ду қувват эътибори миллат аст. [26]

Иқбол

Ҳарду шоир коҳилию қаноату таслиму навмедиро маҳкум мекунанд, аммо қобилию талабу саъю кӯшишу умедро меситоянд ва тарғиб менамоянд, зеро:

Ҳар кӣ ба хас кард қаноат, хасест,
Беҳталабӣ кун, ки беҳ аз беҳ басест! [27]

XXX

Набурда ранҷи талаб, Ҷомиё, висол маҷӯй,
Нагашт соҳиби хирман касе, ки тухм накишт. [28]

Ҷомӣ

Эй, ки осуда нишинӣ лаби соҳил, бархез,
Ки туро кор ба гирдобу наҳанг аст ҳанӯз. [29]

XXX

Ҳар нигоре, ки маро пеши назар меояд,
Хуш нигорест, вале хуштар аз он мебоист. [30]

Иқбол

Лозим ба ёдоварист, ки чунин ҳамсониҳо дар афкору ашъори ин ду гӯяндаи бузург хеле зиёд ба назар мерасанд, аммо мо имкони баррасӣ ва нақли ҳамаи онҳоро алъон надорем. Лиҳозо, бо овардани намунаҳо иктифо менамоем:

Хоб маргу ҳаёт бедорист,
Сулҳи марг аз ҳаёт безорист. [31]

Ҷомӣ

Эй бародар, ман туро аз зиндагӣ додам нишон:
Хобро марги сабук дон, маргро хоби гарон! [32]

Иқбол

Қадри худ бишиносу машмар сар-сарӣ
Хешро, к-аз ҳар чӣ гӯям, бартарӣ.[33]

Ҷомӣ

Офтоб астӣ, яке дар худ нигар,
Аз нуҷуми дигарон тобе махар![34]

XXX

Аз мақоми худ надорӣ огаҳӣ,
Бар зиёни хеш нозӣ, аблаҳӣ! [35]

Иқбол

Хулоса, як назари иҷмолӣ нишон медиҳад, ки Иқбол аз Ҷомӣ сабақи сухангустарӣ омӯхта, каломашро тазмин намуда ва ба мадҳу санояш пардохтааст.Бад-ин тартиб, ӯ суннати ҳақиқатҷӯиву ҳақиқатгӯӣ, зебоӣ офаридан ва пухтаву мӯҳкаму содаву равон гуфтанро дар асри хеш эҳё карда, ба мардум, ба вижа мардуми Шарқ, паёми сиёсиву иҷтимоӣ, ки аз озодиву бародарию баробарию худшиносиву тамаддунофаринӣ ва эҳтироми инсон иборат аст, додааст. Ба ҳарфи дигар, Иқбол бо судҷӯӣ аз шеъри Ҷомӣ, ки бештар рӯҳи имониву инсониву ишқӣ ва ирфониву тасаввуфӣ дорад, ба ашъораш ҷанбаи амалӣ ва амиқи ҳаётӣ, иҷтимоӣ, фалсафӣ, ахлоқию инқилобӣ бахшида, дар саҳнаи зиндагӣ ҳамчун шоиру андешаманди донову тавоно ва мушкилкушои инсон чеҳранамоӣ кардааст. Тавре ки худ бо сароҳат гуфтааст:

Баҳри инсон чашми ман шабҳо гирист,
То даридам пардаи асрори зист.[36]

Аммо ин суханонро баъд аз сухани Нозим (Зи Хусрав чу навбат ба Ҷомӣ расид, Зи Ҷомӣ суханро тамомӣ расид), ки ҳамчун катиба дар оғози мақола овардем, Ғолиби

Деҳлавӣ ва Саид Муҳаммад Алӣ гуфтаанд ва барҳақ дурри маънӣ суфтаанд:

Зи Ҷомӣ ба Урфию Толиб расид,
Зи Урфию Толиб ба Ғолиб расид.[37]
Ғолиби Деҳлавӣ

Чу Ғолиб зи Ҳиндустон рахт баст,
Ба ҷои вай Иқболи доно нишаст.
Яқин дон, сухандонии бостон
Бимонад ба Ҳиндустон ҷовидон.[38]
Саид Муҳаммад Алӣ

Бале, имрӯз низ бисёре аз шоирону пажӯҳишгарони Ҳинду Покистон аз афкору орои Ҷомӣ суд меҷӯянд, аз шеъру суханаш баҳра мебардоранд, ба ваҷд меоянд ва даст ба тамҷиду ситоишаш мезананд. Чунончи шоир ва донишманди покистонӣ Саид Муҳаммади Акрам мегӯяд:

Ҷоми Ҷомӣ аз майи ирфон пур аст,
То бирезад дар даҳони порсӣ.[39]

ПАЙНАВИШТҲО:

1.Муиниддини Исфизорӣ.Равзатулҷаннот фӣ авсофи мадинатил Ҳирот . Теҳрон,1339,с.26-27.
2.Абдураҳмони Ҷомӣ. Воситатуликд ва Хотиматулҳаёт. М.,1980,с.9.
3.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.2,Душанбе, Ирфон,1978,с.15.
4.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.6,Душанбе,Адиб,1988, с.208.
5.Ҳ. Разӣ.Муқаддима.Девони комили Ҷомӣ, Теҳрон, 1341,с.227.
6.Девони ашъори Носиралии Сарҳиндӣ.Теҳрон,1388,с.354.
7.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷ.2,с.17.
8.Файзии Даканӣ.Девон,дастнависи ганҷинаи дастхатҳои шарқии АИ РСС Тоҷикистон, таҳти рақами 801,вар. 21 а.
9.Абдуллоҷон Ғаффоров.Назми форсизабони Ҳинду Покистон дар нимаи дувуми асри XIX ва асри XX. Душанбе, 1975, с. 82.

10.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ. Душанбе, Адиб, 1987, с.160.
11.Ҳамон ҷо,с.120.
12.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.2,с.294.
13.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ,с.149.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.6,с.418.
15.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷ.1, Душанбе, Ирфон, 1986, с.519.
16.Муҳаммад Иқбол. Пайғоми Шарқ,с.113.
17.Аллома Муҳаммад Иқбол. Куллиёти форсӣ. Исломобод, Граффити, 1977, с.34.
18.Муҳаммад Иқбол. Пайғоми Шарқ,с.263.
19.Ҳамон ҷо,с.290.
20.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.6,с.141.
21.Абдуллоҷон Ғаффоров. Муҳаммад Иқбол. Душанбе, Дониш. 1977, с.176.
22.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.3,Душанбе,Адиб,1987,с.285.
23.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ,с.75.
24.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ. 4, Душанбе, Адиб,1988,с.372.
25.Абдураҳмони Ҷомӣ. Панду ҳикматҳо. Душанбе, Ирфон, 1989, с. 27.
26.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ,с.252.
27.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.3,с.256.
28.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷ.7, Душанбе, Адиб, 1989, с.51.
29.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ,с.154.
30.Ҳамон ҷо,с.168.
31.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.3,с.53.
32.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ,с.134.
33.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.3,с.216.
34.Муҳаммад Иқбол.Пайғоми Шарқ,с.70.
35.Ҳамон ҷо,с.60.
36.Ҳамон ҷо,с.41.
37.Хоҷа Алтоф Ҳусайни Ҳолӣ. Ёдгори Ғолиб. Деҳлии нав, 1420, с.132.
38.Абдуллоҷон Ғаффоров. Назми форсизабони Ҳинду Покистон дар нимаи дуюми асри XIX ва асри XX,с.118.
39.Саид Муҳаммади Акрам. Забони форсӣ. Омӯзгор, 21июли соли 2006.

# ҶОМӢ ВА АЙНӢ

Ҷомӣ, аз ишқ чӯ қабули сухан,
На зи лафзи бадеъу маънии хос.
Ҷомӣ

Устод Айнӣ, ки меъмори илму адабу фарҳанг ва эҳёгари миллату кишвари тоҷик масҳуб меёбад, аз хурдӣ гароиши зиёд ба осори адибони пешин дошт. Хусусан, шеър дар сарнавишти ӯ нақш ва таъсири фавқулода ва шигарф дошт, зеро аз айёми кӯдакӣ гӯш ва ҳушаш ба шеъри шоирони гузашта, аз ҷумла Саъдиву Ҳофизу Ҷомиву Соиб ва дигарон, унс гирифта ва одат карда буд. Гӯё ин байти Масъуди Саъд баёнгари ҳолу аҳволи ӯ буд:

Гардун ба дарду ранҷ маро кушта буд, агар
Пайванди умри ман нашудӣ назми ҷонфизой.1

Албатта, дар ин роҳ нақши падари устод-Саидмуродхоҷа, ки худ марде шеърдӯст буд, хеле муассир ва даргир буд. Худи шоир дар ин боб дар «Мухтасари тарҷумаи ҳоли худам» чунин изҳори назар менамояд: «Дар вақтҳое ки ман ба синни мактаб расидам, дасти падарам намерасид, ки маро шахсан хононад. Бинобар ин, маро дар мактаби пеши масҷиди қишлоқи худамон-қишлоқи Соктаре гузошт. Чун ман дар он мактаб чизеро наёмӯхтам, маро аз он ҷо гирифта ба пеши зани имоми қишлоқ, ки мактаби духтаракона дошт ва нисбат ба мактабдори мард беҳтар буд, гузошт ва дар ин миён абҷад ва ҳисоби абҷадро ба ман ёд

дода, ба кушода шудани зеҳнам сабаб шуд. Ман дар пеши бибихалифа (дар мактаби занона) Ҳофиз, чанд ҷузъ Бедил ва чанд ҷузъ аз ғазалиёти Соиб (дар мактабҳои он замон соибхонӣ расм набошад ҳам, падарам, ки Соибро дӯст медошт ва чанд ғазали ӯро аз куҷо навишта гирифта будааст, бо ман ба бибихалифа фиристод, ки ҳамон ғазалҳоро ҳам ба ман хононад) хонда, дар даҳсолагӣ мактабро тамом карда баромадам. Лекин ҳанӯз савод надоштам… Аммо шеърҳоро дӯст медоштам, ҳарчанд маъниҳои онҳоро дуруст нафаҳмам ҳам, оҳанги онҳо ба ман гуворо менамуд ва ба ёд карда гаштани баъзе шеърҳо кӯшиш мекардам. Саъдӣ, Ҳофиз, Бедил, Соиб, Навоӣ, Фузулӣ, барин шоирҳои гузаштаро «валӣ» медонистам ва шеъргӯии онҳоро аз ҷумлаи каромоти онҳо мешумурдам».2 Устод дар идомаи суханаш мегӯяд: «Аммо дар он миён воқеае рӯй дод, ки ин ақидаи маро зеру забар кард. Як рӯзи тобистон буд, падарам аз сари дӯкони чархтарошиаш хеста барои намози пешин таҳорат кард ва баромада ба масҷид рафт… Падарам зуд ва шитобкорона баргашта омад ва маро бардошта бар болои деворчае, ки дар миёни ҳавлии мо ва чорбоғи масҷид кашида шуда буд, рост гузошт ва гуфт: «Ҳозир аз мадраса як кас баромада ба масҷид меравад, ӯро хуб зеҳн монда бин. Ӯ домуллои акаат мебошад, ӯ шоир аст, ки шеърҳои бисёр хуб дорад… Ҳамин аст домуллои акаат, баъди аз намоз омаданам шеърҳои ӯро ба ту хонда медиҳам,-гуфт ва маро аз деворча фуроварда монда, худ ба масҷид рафт. Дар вақте ки падарам аз масҷид баргашта омад, ман дар рӯи даричаи ҳавлӣ, дар зери дарахтони зардолу бо Хайбар ном саги худ бозӣ мекардам. Падарам маро ҷеғ зада оварда, ҳамроҳи худ ба хона даровард ва аз токчаи хона як маҷмӯаеро, ки дар вай чизҳои гуногун навиштагӣ буд, гирифт ва аз охири он маҷмӯа чанд варақро кушод, ки дар онҳо падарам чанд ғазали Исо

ном шоирро навишта монда будааст ва он ғазалҳоро ба ман нишон дода:-Ҳаминҳост шеърҳое, ки аз шеърҳои домуллои акаат навишта гирифтаам. Номи ин кас Исо-маҳдум аст ва тахаллусаш «Исо» аст,-гуфт ва он ғазалҳоро ягон-ягон ба ман хонда дода, маъниҳояшонро ба тарзе ки худ мефаҳмид, ба ман эзоҳ дод ва аз он ғазалҳо ин байтро:

То ба кай зи бекорӣ бо фасурдагӣ мурдан,
Нусхае ба каф дорӣ, ҷамъ созу аҷзо кун!

такрор хонда гуфт:- Одамони донишманд мардумро ба кор ҷеғ мезананд, бекориро ба мурдан баробар медонанд… Баъд падарам аз токчаи хона чанд варақ ғазалҳои Соибро гирифта аз байни онҳо ин матлаъро ба ман хонда дод:

Ба дӯши таваккул манеҳ бори худро,
Валинеъмати хеш кун кори худро!

ва гуфт:-Мебинӣ, ки одамони калон чӣ гуна ба якдигар ҳамфикранд. Бобо Соиб, ки 250 сол пеш аз замони мо гузаштааст ва Исо, ки одами замони мост, ҳар ду ба як мазмун гап мезананд ва мардумро аз бекорӣ ва аз таваккул ба тарафи кор мекашанд.

Ман бо дидани Исо ва шунидани шеърҳои ӯ, аз ақидаи аввалиам баргашта, дар ҳар замон ва ғайри валӣ будан дар имконияти шеъргӯи бовар карда бошам ҳам, хостам, ки ақидаи дувуми худро аз падарам тасдиқ кунонам ва пурсидам:-Магар дар замони мо ва аз ғайри валӣ будан ҳам шеър гуфтан мумкин аст?-Албатта, барои шеър гуфтан на замон шарт аст ва на валӣ будан. Ман ҳам дар таърихи бинои нави айвони масҷиди худамон як шеъри таърихӣ гуфтаам, -гӯён ин байтро хонд:

Ба соли «мурғ» ин айвон бино шуд,
Бидеҳ бо мурғи ӯ ту «об»-у «дона».

ва гуфт:-Агар калимаи «мурғ»-ро бо ҳисоб абҷад ҳисоб карда, ба вай шумораи ҳарфҳои «об»-у «дона»-ро зам кунӣ, санаи 1303(1886) мебарояд, ки соли бинои ин айвон аст… Шеърҳои дигар ҳам гуфтаед?-ман пурсидам.-Не,-гуфт падарам, -яке байти дигар дар таърих гуфтаам, ки дар мавриди дигар ба ту хонда медиҳам. Ҳарчанд кӯшиш карда бошам ҳам, шеъри дигар гуфта натавонистам. Аммо ту кӯшиш кунӣ ва чизи бисёр хонӣ, шоир мешавӣ. Ин мусоҳиба дар ҳаёти ман-дар ҳаёти адабӣ ва ҳам дар ҳаёти кордӯстии ман, бисёр таъсири калон кард. Ман аз аввал зиёдтар ба шеърхонӣ ва шеърёдкунӣ шуғл кардам ва дар ин зимн саводам ҳам баромад».3

Тавре ки аз ин иқтибос, ки мо онро батафсил нақл кардем, мебинем, падари устод на танҳо дар хатту савод баровардани фарзандаш, балки дар тарбияи завқи шеърдӯстии ӯ низ саҳми муҳим доштааст ва ӯ нахустин бор ба шеъри шоирон, ба номи онҳо дар пеши бибихалифа ошноӣ пайдо карда бошад ҳам, аммо, асосан, тавассути падараш ба дунёи шеъру шоирӣ роҳ ёфтааст.

Агарчи дар ин рӯйхат, ки устод овардааст, номи Ҷомӣ ба назар намерасад, аммо баъдан, ки доираи ошноӣ ва фарогии устод аз осори пешиниён густарда мегардад мо ба ному осори Ҷомӣ дар навиштаву гуфтори ӯ тез-тез рӯ ба рӯ мешавем. Дурустараш, ҷомигароии ӯ аз замони дар мадраса хонданаш шурӯъ мешавад, зеро ӯ маҳз дар ҳамин айём ба бархе аз кутуб ва девонҳои шоирон дастрасӣ пайдо менамояд. Дар ҳамин ҳангом аст, ки ӯ «Маҳмуд ва Аёз» ном китобчаи шеърро, ки ба тарзи байтбарак буд»,4 ба даст меорад.

Дар ҳамин ҳангом аст, ки ба ҳавлии Шарифҷон-махдум ва маҳфили шоирон роҳ меёбад ва ба «Шоҳнома» низ ошноӣ пайдо мекунад, зеро ба қавли ӯ, «худи Шарифҷон-махдум дар вақтҳои танҳо монданаш бисёр шеър ва асарҳои адабӣ мехонд ва ҷоҳои завқоварашро баланд хонда, ба ман ва Мирзо Абдулвоҳид эзоҳ карда медод. Гоҳо «Шоҳнома» барин баъзе китобҳоро ба мо хононда худ гӯш медод, ҷоҳои ғалатхондаи моро тасҳеҳ мекард ва ҷоҳои мо нафаҳмидагиро эзоҳ медод».5 Ниҳоят, дар ҳамин давраи мадрасахонист, ки ӯ «Шарҳи Мулло»-хон мешавад. Худи шоир ба ин маънӣ дар китоби «Мухтасари тарҷумаи ҳоли худам» чунин менависад: «Дар соли таҳсили 1892-93 ман «Шарҳи Мулло»-хон шудам».6 Аммо ӯ дар «Ёддоштҳо» дар бораи «Шарҳи Мулло», зери унвони «Ҳосили таҳсили 19-сола», як маълумоти тафсилӣ низ роҷеъ ба дарсҳои мадраса ва хондани «Шарҳи Мулло»-и Ҷомӣ медиҳад, ки қобили мутолиа аст: «Агар мо гӯем, ки ҳосили таҳсили 19-солаи талабаи мадрасаҳои Бухоро аз дарсҳои расмӣ ҳеҷ буд, хонандагон бовар нахоҳанд кард… Аммо вақте ки тафсилоти зеринро мутолиа намуданд, ҳақиқати тааҷҷубангез будани гуфтаҳои нависандаи ин сатрҳоро тасдиқ хоҳанд кард. Аз қайдҳои боло маълум шуд, ки дар мадрасаҳои Бухоро 8-сола умри талаба ба дарсҳои сарфу навҳи арабӣ сарф мешавад… Аммо аз панҷсола дарси расмии забони арабӣ дарси дарсхонагии «Шарҳи МуллоҶомӣ» чизе ҳосил намешуд. Зеро талаба дар ҳар соли ин панҷ сол танҳо 5 ё даҳ сатри гуфтаҳои Ҷомиро, вай ҳам аз хутба ва муқаддимаҳо мегузашт ва бештарин вақти панҷсолаи талаба ба хондан ва муҳокима кардани шарҳ ва ҳошияҳои бисёре, ки дар болои асари Ҷомӣ таълиф ёфтаанд, мегузашт. Чунончи, баъд аз Ҷомӣ аз ҳамзамонони Ҷомӣ, мулло Исомиддин «Кофия»-ро шарҳ

карда, дар бисёр ҷойҳо бо усули мунозираи схоластикӣ ба Ҷомӣ зид баромадааст. Пас аз вай шогирдони Абдураҳмони Ҷомӣ-мулло Абдулғафури Лорӣ ба «Шарҳи Мулло» ҳошия баста Ҷомиро мудофиа ва гуфтаҳои мулло Исомиддинро рад кардааст. Баъд аз вай, аз шогирдони мулло Абдулғафур-Лабиб ном касе як ҳошия баста гуфтаҳои Ҷомӣ ва Абдулғафурро эзоҳ карда, ба мулло Исомиддин сангпарронӣ кардааст. Баъд аз ҳамаи инҳо Мавлоно Шарифи Бухороӣ, ки дар охири асри XVIIгузаштааст, ба «Шарҳи Мулло» як ҳошияи ботафсиле баста ҳамаи мунозираҳои ҳошияҳои дар боло зикршударо нақл карда, дар миёнаи онҳо муҳокима давондааст ва кӯшиш намудааст, ки «ҳаққи» беҳақиқати дар миёнаи мунозирачиёни гузаштаро изҳор намояд. Умри панҷсолаи домуллои сарсахт ва талабаҳои бадбахт дар муҳокима кардани ҳамин ҳошияҳо мегузашт, дар бисёр вақт, на танҳо масъалаҳои наҳви арабӣ ва гуфтаҳои Ҷомӣ аз миён мерафт, ҳатто гуфтаҳои ҳошиянависони мазкур ҳам ба як тараф монда, вақти дарси яксоата ба мунозираҳои байни устод ва шогирдон ва ба мунозираи байнихудии шогирдон сарф мешуд»7. Ба ҳар ҳол, ошноии устод ба Ҷомӣ ва осори ӯ аз ҳамин «Шарҳи Мулло» шурӯъ мешавад ва то поёни умраш идома меёбад. Воқеан, агар устод соли 1892-93 «Шарҳи Мулло»-хон шуда бошад, соли 1895 девони чопии Ҷомиро ба даст меорад ва имконияти бештари ошноиро бо шеъри ӯ пайдо менамояд. Дар ин бора боз худи устод дар «Мухтасари тарҷумаи ҳоли худам» менависад: «Дар сари тобистони соли 1895 Иброҳим Осим (яке аз шоирони охири асри Х1Х ва аввали асри ХХ-Ҷ.С,) ба мақсади саёҳат ба ҳаҷ рафт ва дар вақти рафтанаш ба ман як девони чопаи Ҷомиро ёдгорӣ дод, ки ҳанӯз дар дасти ман аст».8

Воқеан, устод Айнӣ пеш аз ин ба ивази музди ошпазию ҷомашӯии Зуҳур-махдум девони Соибро ба даст даровroutарда буд ва баъдан ба ивази ҳуҷраи Мулло Рӯзиро рӯфтану либосҳояшро бемузду миннат шустан девони Ҳофизро ба даст меорад. Лиҳозо, имкони бештару мукаррар хонданин девонҳо, ба вижа девони Соибу Ҷомӣ, ки онҳоро ба тозагӣ ба фароҷанг оварда буд, беш аз пеш барояш имконпазир мегардад. Дар ин бора устод Айнӣ дар идомаи нақлаш меафзояд: «Он тобистон (1895) бештар ман ба адабиёт шуғл кардам. Девони Соиб ва Ҷомиро такрор ба такрор мехондам».9 Аз ин маълумотҳо возеҳ мегардад, ки устод Айнӣ ҳини дар мадраса хондан на танҳо ба «Шарҳи Мулло»-и Ҷомӣ, балки ба девони ӯ низ ошноӣ пайдо менамояд ва онро «такрор ба такрор» мехонад. Шояд ҳамин «такрор ба такрор хондани девони Ҷомист», ки таъсири орову андеша ва ашъори Ҷомӣ ҳам дар назм, ҳам дар насри ӯ равшан ҳувайдост. Ба ҳарфи дигар, таъсирпазирӣ, назира гуфтан ба шеъри Ҷомӣ, бозсозӣ кардани мазомини ашъор, иқтибос ва орият гирифтани абёт, яъне хушачинӣ аз хирмани орову андешаву ашъори ӯ, ки дар осори назмиву насрии устод ба чашм мерасад, аз ҳамин ҷомигароии зиёди ӯ моя мегирад. Чунончи, устод Айнӣ ба ин марсияи машҳури Ҷомӣ:

Ин куҳан боғ, ки гул паҳлуи хор аст дар ӯ,
Нест як дил, ки на з-он хор фигор аст дар ӯ.
Барги роҳат маталаб, меваи мақсуд маҷӯй,
Барг бебаргию ғам меваву бор аст дар ӯ.
Нофаи мушк, ки бо ин ҳама атрафшонист,
Хуни афсурдаи оҳуи татор аст дар ӯ.
Бар раги уд, ки дар домани мутриб хуфтаст,
Манеҳ ангушт, ки сад нолаи зор аст дар ӯ.
Дафтари ғунча, к-аш авроқ чунин рангин аст,

Нақши камумрии гул нақши нигор аст дар ӯ.
Баҳри ибрат бикушо нофи замин чун нома,
Хати мушкини бутон бин, ки ғубор аст дар ӯ.
Чун ҷаҳон дар хами чавгони қазо гӯйсифат
Беқарор аст, чӣ имкони қарор аст дар ӯ?!
Беқарории ҷаҳон сабру карорам бирабуд,
Коми дил в-орзуи ҷон зи канорам бирабуд.

Бинигар гардиши ин чархи ҷафоойинро,
Ки чӣ сон зеру забар кард мани мискинро?
Рехт сад гавҳарам аз чашм, чу дар силки вуҷуд
Бурд чун дур садафи лутф Сафиуддинро.
Аз ҳарими чаманам шохи гули тоза шикаст,
То биёрояд аз он равзаи ҳурулъинро.
Сим дар хок шавад суда, надонам зи чӣ рӯ
Сохт дар хок ниҳон он бадани симинро?
Бе рухаш дидани олам чу нахоҳад дили ман,
Бастам аз хуни ҷигар дидаи оламбинро.
Мояи шодиям ӯ буд, надонам ба чӣ чиз
Шод созам зи ғам ин хотири андуҳгинро.
Ҳирқати фурқати ӯ мезанад аз сина алам,
Мекашам дамбадам оҳе зи паи таскинро.
Ҳамдами оҳ, дило, роҳ ба иллиййин ҷӯй,
Бишнав ин нуктаву дар гӯши Сафиуддин гӯй...

Рехтӣ хуни дил аз дидаи гирёни падар,
Раҳм бар ҷони падар н-омадат, эй ҷони падар!
Сад раҳ аз дасти қазо сина ба нохун кандӣ,
Гар наяфтодӣ аз он рахна дар имони падар.
Навбаҳор омаду гулҳо ҳама рустанд зи хок,
Ту ҳам аз хок баро, эй гули хандони падар.
Ҷони худ бидҳаду ҷони ту иваз бистонад,
Гар бувад қобизи арвоҳ ба армони падар.
Шуд маро дида чу Яъқуб, Худоро, бифирист,

Бӯи пироҳанат, эй Юсуфи Канъони падар!
Ҳамчу гул гар бизанад чок гиребони ҳаёт
Дасти хори сари хоки туву домони падар.
Хоб дидат, ки дили ҷамъ парешон кардӣ,
Рост шуд оқибат ин хоби парешони падар.
Чун касе нест, к-аз ӯ сурати ҳолат пурсам,
Баҳри таскини дили худ зи хаёлат пурсам…,[10]

ки дар марги фарзандаш Сафиуддин навиштааст, ду марсия (яке дар шакли мусаддас, дигаре дар шакли таркиббанд) эҷод кардааст. Марсияи аввал, ки ба марги фарзанди Садри Зиё, ки дар хурдсолӣ, яъне соли 1916, вафот мекунад, аз номи Садри Зиё ба қалам дода шудааст. Он мисли марсияи Ҷомӣ хеле пурсӯзу гудоз аст:

Рафтӣ, эй гулбуни навруста, зи бӯстони падар,
Булбул омад ба фиғон аз дили нолони падар,
Зи фироқи ту зад оташ ба муҳиббони падар,
Дили бирёни падар, синаи сӯзони падар,
«Рехтӣ хуни дил аз дидаи гирёни падар,
Раҳм бар ҷони падар н-омадат, эй ҷони падар».

Баста будам ба ту дилро, ки ту худ дилбандӣ,
Чӣ шуд, охир, ки ба якбор дил аз ман кандӣ?
Меҳри фарзандию ойни ҷигарпайвандӣ,
Ин буд оё, ки падарро ба боло афкандӣ?
«Сад раҳ аз дасти қазо сина ба нохун кандӣ,
Гар наяфтодӣ аз он рахна дар имони падар».

Дар баҳорон, ки шавад шод зи гул то хошок,
Дидаи мо шуда чун абри баҳорӣ намнок,
Сина гардида зи ғам чун гули сурӣ сад чок,
Зи чӣ рафтӣ ба таҳи хок ту, эй гулбуни пок?!
«Навбаҳор омаду гулҳо ҳама рустанд зи хок,
Ту ҳам аз хок баро, эй гули хандони падар»…

Ду-се соле рухи гулранг намоён кардӣ,
Хонаам аз гули рухсор гулистон кардӣ,
Падару хешу бародар –ҳама шодон кардӣ,
Зуд ҷамъийяти ин силсила вайрон кардӣ,
«Хоб дидам, ки дили ҷамъ парешон кардӣ,
Оқибат рост шуд ин хоби парешони падар!»...,11

аммо марсияи дувумаш пас аз даргузашти фоҷиавии бародари шоир-Сироҷиддин, яъне аз дасти амир кушта шудани ӯ, суруда шудааст. Лиҳозо, устод Айнӣ онро «Марсия дар кушта шудани бародарам Ҳоҷӣ Сироҷ дар зиндони амир» унвон гузоштааст, ки на танҳо нафрати ӯро ба сохти пӯсидаи амирӣ, ки додаращро бегуноҳ куштааст, балки рӯҳи инқилобию интиқомҷӯёнаи шоирро, ки баъди 75 чӯб хӯрдани худ аз дасти ҷаллодони амирӣ ба ёрии аскарони сурх озод шуда буд, низ ба намоиш мегузорад. Он аз 6 банд иборат аст, аммо мо дар ин мавқеъ танҳо бо овардани се банди он иктифо менамоем:

Дӯстон, фоҷиаи сахт биёмад ба сарам,
Рафт аз ин фоҷиа рӯҳ аз тану нур аз басарам.
Хабаре омаду рафт аз дилу ҷон тоқату ҳуш,
Баъд аз ин кай шавад аз ҳушу дилу ҷон хабарам?
Хабар ин аст, ки бо теғи ситам кушта шудаст
Додарам, қуввати рӯҳу дилу қути ҷигарам.
Аз ҳуҷуми аламам қуввати фарёд намонд,
То чунин дашнаи бедод фалак зад ба сарам.
Ҷигарам об шуду рехт зи ду чашми тарам,
Ҷигарам, во ҷигарам, во ҷигарам, во ҷигарам!..

Эй ҷафопеша фалак, нолаву фарёд аз ту,
Нест ҷое зи ту ободу диле шод аз ту!
Ҳар ниҳоле, ки дар ин боғ барӯманд шуда
Канда гардида ба бедод зи бунёд аз ту!

Бод, эй модари айём, насиби ту ҳалок,
Ки ҳама меҳнату андӯҳу алам зод аз ту!
Дилу ҷону сару ҳушу хирадам рафт ба бод,
Хӯрдаам сахт чунон дашнаи бедод аз ту!
Ҷигарам об шуду рехт зи ду чашми тарам,
Ҷигарам, во ҷигарам, во ҷигарам, во ҷигарам!...

Хоҳам он хонаи бедоду ситам вайрон бод!
Хоҳам он маҳкамаи ҷавр мазористон бод!
Хоҳам он тахт, ки шуд боиси бадбахтии мо,
Реза-реза шуда бо хоки сияҳ яксон бод!
Хоҳам он тоҷ, ки зеби сари хунхоре шуд,
Бо сари соҳиби худ зебдеҳи зиндон бод!
Хоҳам он қаср, ки ишратгаҳи ҷаллодон аст,
Пора-пора шуда дар зери замин пинҳон бод!
Хоҳам он зумра, ки имрӯз таҳаккум дорад,
Дасти баста ба дари маҳкамаҳо ҳайрон бод!
Хоҳам он муфтию он қозию он шоҳу вазир
Сарнагун гашта, ба хуни худашон ғалтон бод!
К-ин ҳама зулм ба даврон, ки бад-ин ваҳшат рафт,
Баҳри омодагии ишрати ин ҳазрат рафт. 12

Зимнан бояд гуфт, ки ин мароси̅, ки дар ҳолатҳои мухталиф ва вазъиятҳои гуногуни сиёсиву иҷтимоиву ахлоқи̅ иншо шудаанд ва бозтобдиҳандаи рӯҳ ва бардошти вай аз ҳолатҳои сахту сангини рӯзгор мебошанд, на танҳо аз ҳузури орову афкори Ҷоми̅ дар зеҳну андешаи устод Айни̅, балки аз таассур, риояи суннатҳои адабию меросдорию меросбари̅ ва иртиботи танготанги ӯ ба шеъри ин намояндаи бузурги адабиёти форсии тоҷики̅ низ башорат медиҳанд. Аз сӯи дигар, муносибати эҷодкоронаи устод Айниро нисбат ба осори пешиниён, аз ҷумла Ҷоми̅, бозгӯ менамоянд. Аз ин хотир, агар мо аз ин дидгоҳ ба ашъори дигари ӯ рӯ биёварем ва

онҳоро бо таровишҳои табъи Ҷомӣ бисанҷем, мисолҳои зиёде дар заминаи иртибот ва таассури ӯ аз ашъори Ҷомӣ пайдо менамоем. Масалан, устод Айнӣ ғазале дорад ба номи «Инқилоб»:

Инқилоб Офтобро монад,
Ё ки тӯфони обро монад.
Нашри анвор мекунад ба ҷаҳон,
Инқилоб Офтобро монад…
Пеши тӯфони инқилоб ҷаҳон
Пеши тӯфон ҳубобро монад.
Мавсими инқилоб, рӯи замин
Ҳолати изтиробро монад.
Аҳли бедод мерасад ба ҷазо,
Арасоти ҳисобро монад.
Оқибат Шарқ мешавад бедор,
Гарчи ин фикр хобро монад.
Орзуӯе, ки дошт шоҳи Фаранг,
Ба назарҳо саробро монад.
Шарарафшонии наи килкам
Шуълаи Инқилобро монад, 13

ки соф инқилобӣ буда, дар пайравии ин ғазали ошиқонаи Ҷомӣ қаламӣ шудааст:

Рӯи ту Офтобро монад,
Лаъли ту шаҳди нобро монад.
Чун кушодӣ даҳан ба ханда, лабат
Дурҷи дурри хушобро монад.
Наргиси ту зи хоб нима шуда,
Наргиси нимхобро монад.
Пора-пора дилам бар оташи шавқ
Пораҳои кабобро монад.
Пеши лабташнагони роҳи талаб
Ваъдаҳоят саробро монад.

Шуд гулистон китоби лутфу рухат
З-он китоб интихобро монад.
Хат бар он лаб хуш асту гирди зақан
Рақами носавобро монад.
Нақди ишқи туву дили вайрон
Ганҷу кунҷи харобро монад.
Назми Парвин чӣ равшан асту баланд,
Шеъри Ҷомӣ ҷавобро монад. 14

Мурури дақиқу амиқ ва ҳамаҷониба дар осори устод Айнӣ нишон медиҳад, ки ашъори Ҷомӣ ҳамеша сармашқу раҳнамои кори эҷодиаш будааст. Бинобар ин, на танҳо аз нигоҳи забону баён, балки аз нигоҳи мазмуну мӯҳтаво ва ғояву аҳдоф низ дар байни осори эшон ҳамсониҳо ба чашм мехуранд, ки нишон додани онҳо, чи аз лиҳози аҳамияти анънаву нановарӣ ва меросияту меросбарӣ ва чи аз лиҳози омӯхтани таърихи адабиёту сабкшиносӣ, ҳойизи аҳамияти муҳим мебошанд. Дигар, устод Айнӣ дар эҷоди асарҳояш танҳо ба ғазалҳои Ҷомӣ пайравӣ накарда, балки аз маснавиҳояш низ суд ҷустааст. Мо инро аз мушобиҳатҳои маъноӣ дар байни абёти бархе аз маснавиҳои Ҷомӣ ва осори Айнӣ бармало мушоҳида менамоем. Бигирем ин байти Ҷомиро аз маснави «Субҳат-ул-аброр»:

Ҳиммате варз дар ин кохи мунир,
Ҳамчу хуршед бибахшу мапазир.
Файзи хур нест ба ҳар шебу фароз,
Баҳри нафъе, ки ба вай гардад боз.
Бар ато ситу саное маталаб,
В-аз атохоҳ ҷазое маталаб,
В-ар фитад з-ӯ дусадат ганҷ ба чанг,
Боздеҳ, в-арчи кашад кор ба ҷанг. 15

ки ин абёти устод Айниро аз хулосаи достони «Сайри Ширбадан» ба зеҳни мо мерасонад, ки ҷанбаи қавии ахлоқӣ доранд:

Ҳар кас, ки назарбаланд бошад,
Фархундаву арҷманд бошад.
Ҳар кас, ки ба чизи кас назар дӯхт,
Худ иззати нафси хеш бифрӯхт.
Хоҳӣ, ки шавӣ азиз, эй ҷон,
Бахшою бидеҳ, магиру мастон.
Бахшой на бар тариқи исроф,
Мақсуд савоб дор, не лоф. 16

Устод Айнӣ на танҳо дар асарҳои назмиаш, балки дар асарҳои насриаш, аз ҷумла «Марги судхур», «Қаҳрамони халқи тоҷик Темурмалик» ва ғайра низ аз ашъори Ҷомӣ барои тасдиқу таъйид ва қувват бахшидани ғояи асараш истифода кардааст. Чунончи, ӯ ҳолати рӯҳию равони Қорӣ-ишкамбаро, ки мунтазири тезтар омадани коркунони банк буд, дар поёни қиссаи «Марги судхур» таҷассум карда ва ин ҳолатро бо байти Ҷомӣ аз забони худи ӯ баён медорад ва мегӯяд: «Қорӣ-ишкамба бо дидани ин ҳол байти зерини Абдураҳмони Ҷомиро, ки дар хурдсолияш ёд гирифта буд, муносиби аҳволи худ ёфта хонд:

Баски дар ҷони фигору чашми бедорам туӣ,
Ҳар чӣ пайдо мешавад аз дур, пиндорам туӣ!».17

Аммо устод Айнӣ дар рисолаи таърихии худ-«Қаҳрамони халқи тоҷик Темурмалик» шеъри Ҷомиро айнан иқтибос накардаву наёварда, балки мазмунан онро мавриди бозсозӣ қарор дода ва ба иқтизои мақсаду маром ва барои барҷаста ва таъсирбахш кардани хулосаи





асараш, ки аз тарғиби ғояи ватандӯстӣ иборат аст, моҳирона кор гирифтааст. Ба ҳарфи дигар, шеъри Ҷомӣ, ки як шеъри сирф ошиқона мебошад, ҳамчун сарчашмаи илҳом барои тавлиди шеъри ватандӯстонаи ӯ хидмат намудааст. Ин аст он байти Ҷомӣ:

Атри кафан зи хоки дарат кардам орзу,
Охир, бубин, ки мебарам ин орзу ба хок,18

ки дар як ғазали ошиқонаи ӯ омадааст ва устод Айнӣ аз он як шоҳбайти олии ватандӯстона халқ кардааст ва бад-ин тартиб афкорашро ҷамъбаст намудааст: «Хуҷандиён дар ин ҷо ду қабр кофтанд ва мурдаҳоро монанди шаҳидшудагон ношуста бо либоси хунолудашон гӯрондан хостанд. Аммо бинобар эҳтиёт пеш аз гӯронидани мурдаҳо ҷайбу кисаҳои онҳоро кофта диданд, ки шояд васиятномае бароянд. Дар миёнбанди Темурмалик халтачае ёфтанд, ки дар вай як каф хок ва як парча коғази хатнок буд: хатро хонда диданд, дар он ҷо чунин навишта шуда буд: «Эй он ки мурдаи ман ба дастат меафтад, агар некхоҳи одамон ва ватандӯст бошӣ, маро бо ин як каф хок гӯрон, ки ин ёдгории ватани азизи ман аст!». Дар охири хат ин байт ҳам буд:

Атри кафан зи хоки ватан кардам орзу,
Во ҳасрато, ки мебарам ин орзу ба хок!».19

Албатта, номи Ҷомӣ ва мурочиат ба осори ӯ дар мақолаҳои устод Айнӣ низ ба назар мерасад. Аз ҷумла дар мақолаи «Назаре ба гузаштаи санъати тоҷик» ӯ на фақат аз Ҷомӣ ном мебарад, балки барои исботи суханонаш, ки ба асбобҳои қадими мусиқӣ, ба вижа ғижжак, иртибот мегирад, байтеро аз ӯ ба масобаи шоҳид

нақл менамояд. Чунончи, ӯ мегӯяд: «Ғижжак низ аз асбобҳои бисёр қадимӣ аст, ки тоҷикон ва ҳамаи халқҳои Шарқ менавозанд. Ҷомӣ дар ҳаққи ғижжак мегӯяд:

Садои ғижжакам кушту савти он ғижакӣ,
Ки шӯри маҷлиси ушшоқ шуд зи пурнамакӣ».20

Устод Айнӣ дар поёни китоби «Намунаи адабиёти тоҷик» (мақолаи «Маънии тоҷик») низ барои исботи нуқтаи назари хеш аз як ғазали Ҷомӣ, ки бо ин матлаъ:

Фоҳа риҳу-с-сабоҳ фа соҳа-д-ик,
Бода дардеҳ, ки субҳ шуд наздик 21

шурӯъ мешавад, байти зеринро ба сифати мисол меорад:

«Пеши ҳиндуи чашми хунрезат
Гашта туркон забунтар аз тоҷик».22

Ҳамин тариқ, аз намунаҳои андаки нақлшуда маълум мегардад, ки устод Айнӣ аз айёми мадрасахонӣ, яъне хондани «Шарҳи Мулло», хусусан девони ӯ, ба осори Ҷомӣ ишқу алоқаи зиёд пайдо менамояд. Ин гуна ошноӣ ва мутолиаи мукаррари девони ӯ ба устод имконият медиҳад, ки на танҳо шаклу қолабу мавзӯъву мазмуну ғояи осор, балки сабки баёни ӯро, ки саҳли мумтанеъ аст, низ пайравӣ намояд. Ин аз муҳимтарин ҷиҳатҳои хуби таъсири Ҷомӣ ба устод Айнӣ буд, зеро дар замоне ки устод Айнӣ ба арсаи адабиёт қадам гузошт ва ба эҷоди осори адабиву бадеӣ пардохт, сабки печидаву гунги назму насри Бедил дар фазои адабии Мовароуннаҳр ҳокимият дошт ва қариб тамоми адибони даврро зери таъсири манфии худ қарор дода буд. Аммо устод Айнӣ бо пайравӣ аз кори аллома Аҳмади Дониш,

ки бар зидди тақлидгарони Бедил мубориза эълон карда буд ва мутолиаи ашъори Ҳофизу Ҷомию Соиб ва дигар шоирони равшангӯи гузашта тавонист, ки худро аз тақлиди Бедил бираҳонад ва яке аз сарварони мубориза бар зидди тақлидгарони Бедил пас аз Аҳмади Дониш гардад. Дар ин замина, албатта, таъсири осори Ҷомӣ хеле бузург буд, зеро шеъри Ҷомӣ чун шеъри Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Саъдӣ ва дигар намояндагони бузурги адабиёти гузаштаaамон бо содагӯию равонии худ нисбат ба гӯяндагони дигар имтиёз дошт. Аз ин рӯ, аксари муҳаққиқон осори ӯро саҳли мумтанеъ донистаанд. Аз ҷумла устод Раҳими Мусулмониён низ ағлаби ашъори ӯро саҳли мумтанеъ дониста ва гуфтааст: «Осори бадеии устодони сухан-классикони адабиётро саҳли мумтанеъ метавон номид. Устод Айнӣ осори Рӯдакиро «бисёр содда ва табиӣ», «бисёр лаззатбахш ва ҳаяҷоновар шумурда, таъкид мекунад, ки «агар мо шеърҳои Рӯдакиро «саҳли мумтанеъ гӯем, мувофиқ меояд». Аксари ашъори Саъдӣ ва Ҷомӣ низ саҳли мумтанеъ мебошанд».23 Аз ин хотир, рӯ овардан ба ашъори содаву равшани Ҷомӣ, пайравию татаббӯъ намудани ашъори ӯ, истифодаи бархе аз абёти вай дар рисолаву асарҳои насриаш, далели роҳи дурустро интихоб кардани устод ва ҳам ба ниёзҳои иҷтимоиву сиёсиву инқилобии замон ҳамовозию ҳамфикрӣ намуданаш дар лаҳазоти муҳим ва сарнавиштсози миллати мо, ки баъд аз ҳазор сол ба истиқлолу озодӣ расида буд, маҳсуб меёбад. Аз сӯи дигар, рӯ овардани устод Айнӣ ба осори Ҷомӣ далели нуфузи ин шоир ва мутафаккири бузург ва аҳамияти баланди умумибашарию инсондӯстона ва хусусияти ҷовидонаву мондагор доштани чакидаҳои қалами ӯро дар замони нав, ки замони тағйиротҳои бузурги иҷтимоиву сиёсиву инқилобию фарҳангӣ ба ҳисоб мерафт, нишон медиҳад. Дар воқеъ, осори Ҷомӣ

ҳамеша барои мардумон ба сифати дастури зиндагӣ, ишқу ошиқу, мубориза ву пайкор, ахлоқу муошират хидмат хоҳад кард ва вирди забони хоссу ом хоҳад буд. Ба қавли худи шоир:

Баски Ҷомӣ сифати ҳусни ту некӯ гӯяд,
Ишқбозон суханаш вирди забон сохтаанд.24

## ПАЙНАВИШТҲО:


1.Девони Масъуди Саъд. Теҳрон,1374,с. 404.
2.Садриддин Айнӣ. Осори баргузида, ҷ.1, Душанбе, Ирфон, 1977,с.14.
3.Ҳамон ҷо,с. 14-16.
4.Ҳамон ҷо,с.32.
5.Ҳамон ҷо,с.39-35.
6.Ҳамон ҷо,с. 39.
7.С. Айнӣ. Ёддоштҳо,к.1, Душанбе, Сталинобод, 1954, с.210-211.
8.Садриддин Айнӣ. Осори баргузида,ҷ.1,с.43.
9.Ҳамон ҷо,с.46.
10.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1986,с.77-79.
11.Садриддин Айнӣ. Куллиёт,ҷ.8,Душанбе,Ирфон, 1981, с. 206-207.
12.Ҳамон ҷо,с. 288-289.
13.Ҳамон ҷо,с. 293.
14.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,с. 444.
15.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷ.4,Душанбе. Адиб,1988, с. 98.
16.Садриддин Айнӣ. Куллиёт,ҷ.8,с.249.
17.Садриддин Айнӣ. Осори баргузида,ҷ,2,Душанбе, Ирфон, 1978,с.307.
18.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷ.2,Душанбе, Ирфон, 1987, с.71.
19.Садриддин Айнӣ. Қаҳрамони халқи тоҷик Темурмалик. Душанбе, Маориф, 1978,с.80.
20.Садриддин Айнӣ. Ахгари Инқилоб. Душанбе, Ирфон, 1974,с.178.






21.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ,2,с.78.
22.Садриддин Айнӣ.Намунаи адабиёти тоҷик.Душанбе, Адиб, 2010,с.430.
23.Энсиклопедияи советии тоҷик,ҷ.7, Душанбе, 1987,с.5.
24.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор, ҷ.1,с. 478.

# ҶОМӢ ВА ТУРСУНЗОДА

Ҷомӣ, ашъори диловези ту ҷинсест нафис,
Пуди он ҳусни адо, лутфи маонӣ тораш.
Ҷомӣ

Устод Турсунзода шоире пурмутолиа будааст. Ӯ на танҳо осори мардумӣ, адабиёти русу халқҳои ҷаҳон, ҳамзамонон, балки осори гузаштагонро низ бисёр мехондааст ва меомӯхтааст. Худи устод ин маъниро борҳо дар мақолаву гузоришу суханрониҳояш баён доштааст,ки яке аз сарчашмаҳои муҳимми эҷодиёташ осори камназири гузаштагон, аз ҷумла Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Низомӣ, Саъдӣ, Ҳофиз, Ҷомӣ ва дигарон мебошад. Аз ин рӯ, ӯ на танҳо худ осори гузаштагонро меомӯхтааст ва аз онҳо дарси маҳорату нигорандагӣ мегирифтааст,балки дигаронро низ ба ин кор ҳидоят менамудааст: «Шоирон бояд осори классикони моро амиқ омӯзанд. Ба фикри ман, ҳар кас он чизеро, ки ҷустуҷӯ дорад, аз эҷодиёти онҳо пайдо карда метавонад. Шахсан худи ман аз эҷодиёти онҳо намунаҳои зоҳир гардидани эҳсосоти шаҳрвандӣ ва аз масъалаҳои ҷамъиятӣ шоирона ба шӯру ҳаяҷон омаданро ҷустуҷӯ дорам». 1 Ҷомӣ, бешубҳа, яке аз ҳамин гуна классикони адабиёти мост, ки осораш ба Турсунзода таъсири файзбахш расонидааст. Ба ин маънӣ муҳаққиқони эҷодиёти ӯ низ ишораҳо кардаанд. Масалан, Ю Бобоев дар хусуси пайравии ӯ ба Низомию Ҷомӣ дар достони «Офтоби мамлакат» (1935) чунин изҳори назар менамояд: «Турсунзода дар достони якуми худ- «Офтоби мамлакат» дар кӯшиши истифода кардани

санъати тазод, дар айни замон, ба лаҳзаҳои ҷудогонаи тасвири аҳволи рӯҳияи қаҳрамонони асари «Лайлӣ ва Маҷнун»-и Низомӣ пайравӣ кардааст. Низомӣ дар муқобилгузории ҳоли ошиқон гуфтааст:

Маҷнун ба миёни мавҷи хун аст,
Лайлӣ ба ҳисоби кор чун аст?..
Маҷнун ҳама дарду доғ дорад,
Лайлӣ чӣ баҳору боғ дорад?..
Маҷнун зи фироқ дилрамидаст,
Лайлӣ ба чӣ роҳат орамидаст?..

Устод Турсунзода дар «Офтоби мамлакат» муносибати золимон ва мазлумонро дар замони пешазреволютсионии Тоҷикистон ин тавр нишон додааст:

Ӯ аз паи қатлу сар буридан,
Бечора ба қатл даррасидан.
Ӯ аз паи молу зар давидан
Бечора кулӯх дар газидан.
Ӯ мушт ба камбағал кашидан,
Бечора вале ба сар хамидан.

Дар ҷои дигари худи ҳамин достон барои тасвири ҳусну ҷамоли қаҳрамондухтар чунин тавсифҳо кор фармуда шудаанд,ки онҳоро айнан дар «Лайлӣ ва Маҷнун»-и Низомӣ ва асарҳои Ҳофиз, Ҷомӣ ва дигарон бисёр дидан мумкин аст. Масалан: «Рухсораи… шаффоф чу санги мармарин», «Шаҳди суханаш… ширин зи ҳазор ангубин», «Чун нофаи мушк боди саҳро, орад ба машом бӯи гулҳо» ва монанди ин».2 Албатта, ин, гуфтаи муҳаққиқ ба давраи аввали эҷодиёти Турсунзода ва нахустин достони ӯ тааллуқ дошт, ки устод ҳанӯз тавқи шогирдӣ дар гардан аз гузаштагон, аз ҷумла Низомию Ҳофизу Ҷомӣ дошт ва аз эшон дарси маҳорат

меомӯхт. Аммо устод Турсунзода дар тамоми давраҳои эҷодиёташ аз омӯхтан сар боз назадааст,худдорӣ наварзидааст. Ҳатто дар давраи сеюми эҷодиёташ, ки муҳаққиқон онро давраи камолоти шоирии ӯ донистаанд, классикгароӣ, эҷодкорона омӯхтани осори бузургони пешин, аз ҷумла Ҷомиро идома додаст. Ҳамин гуна садоқат ба омӯзиш, муносибати навоваронаю эҷодкорона ба анъана доштани устод Турсунзодаро дар давраи сеюми эҷодиёташ низ ҳамин муҳаққиқ дар мисоли эҷодиёти Ҷомӣ ба мушоҳида гирифта, бо овардани мисоли мушаххас тасбит намудааст. Чунончи, ӯ гуфтааст: «Ба мо аз эҷодиёти классики адабиёти асри ХУ-Нуриддин Абдураҳмони Ҷомӣ чунин мисраъҳои шеъри «Нафрат ба дунон» маълуманд:

Ба дандон рахна дар фӯлод кардан,
Ба нохун роҳ дар хоро буридан,
Фурӯ рафтан ба оташдон нагунсор,
Ба пилки дида оташпора чидан,
Ба фарқи сар ниҳодан сад шутур бор,
Зи Машриқ ҷониби Мағриб давидан,
Басе бар Ҷомӣ осонтар намояд
Зи бори миннати дунон кашидан.

Аз ин мисраъҳои Ҷомӣ равшан аст,ки суханвар дар дунё ҳамеша кӯшиш мекардааст аз одамони давлатманди пасттинат дур бошад. Ӯ барои миннати аркони давлат ва сарватмандони кундзеҳнро накашидан на ин ки қашшоқӣ ва камбағалиро афзал медонад, балки омода аст ба дандон пӯлод рахна кунад, бо нохун роҳ дар хоро бурад… Ин ҳама азобу уқубатро ӯ назар ба сари итоат хам кардан ва «миннати дунон кашидан осонтар шуморад».

Миро Турсунзода ин тарзи тафаккури бадеии Ҷомиро дар вақти ҳаёти антагонистиро бо чашмони худ дидан ба хотир оварда, онро на давом, балки тараққӣ медиҳад. Шоири советӣ дар шеъри «Қиссаи Ҳиндустон» аз муносибати ғайриодамии бараҳманҳо, роҷаҳои ҳиндӣ ва лордҳои ингилисӣ нисбат ба меҳнаткаши Ҳинд ба ғазаб омада, бо саволи риторикӣ мепурсад:

Фурӯ бар зери конҳо муфт рафтан,
Ба нохун оҳану пӯлод суфтан,
Ҳазор алфози бад ноҳақ шунидан,
Лабони хеш бо дандон газидан,
Чӣ нуқсон дорад ин мардум, ки ин сон
Надорад қадру қимат мисли инсон?

Мирзо Турсунзода дар ин ҷо асири тарзи анъанавӣ нагардида вазифаи худро чуқур фаҳмидааст. Ӯ ҳамчун одами даврони нави советӣ далелҳои ба зери конҳо муфт фурӯ рафтан ва бо нохун оҳану пӯлод суфтанро на ҳамчун норозиигии шахси фардӣ, балки ба мафҳуми норозигии фаъоли иҷтимоӣ кор фармудааст, ки он хусусияти умумиҷамъиятӣ-байналхалқӣ дорад. Бешубҳа, Мирзо Турсунзода дигар хеле муносибат карда наметавонист. Навоварии ӯ, пеш аз ҳама, дар ҳамин муносибати советии шоир аст ва таъкиди «бояд нав аз кӯҳна беҳтар, бошад дар акси ҳол аҳамият надорад» ҳам ҳамин муносибати нави ҷамъиятӣ-инсониро дар назар дорад. Ҷиҳати оригиналии ашъори Мирзо Турсунзода дар айни ҳол дар муболиғаи бадеии ӯст, ки ҳам шаклан ва ҳам мазмунан аз муболиғаи Ҷомӣ фарқ дорад, ҳарчанд ки ҳамчун тарзи адабӣ ба он монанд аст. Мирзо Турсунзода ба воситаи мушаххас кардани воқеаи тасвиршаванда (бо нишон додани далели воқеӣ, дар зери конҳои тиллою ангишт дар натиҷаи истисмори

сахт муфт ва бемаҳал талаф гардидани меҳнаткаши ҳиндӣ) ин ҳодисаро типӣ кунонидааст. Инак, дар «Қиссаи Ҳиндустон» дар натиҷаи бо далелу ҳодисаҳои воқеӣ зич алоқаманд кунондани муболиға ва ба вуҷуд овардани образи ҷамъбасткунандаи меҳнаткаши ҳиндӣ моҳияти иҷтимоии ҷараёнҳо ва ҳодисаҳо равшан ифода гардидааст. Дар баробари ин, Мирзо Турсунзода ба воситаи тасвиру шарҳи аҳволи халқи мазлуми Ҳиндустон, меҳнаткаши ҳиндиро ба мубориза барои муҳофизати қадру қимати инсонии худ даъват менамояд…».3

Ҳамин гуна омӯзишу таъсирпазирии устод Турсунзодаро аз осори Ҷомӣ муҳаққиқони дигар низ ба таҳқиқ гирифтаанд ва мавриди таъкид қарор додаанд. Аз ҷумла Хуршеда Отахонова дар бораи таассури ӯ аз Ҷомӣ дар ҳангоми эҷоди достони «Писари Ватан» ишора намудааст, хусусан бархурдорию баҳрабардорӣ аз тасвирҳои нозукнигорию хасоиси романтикии ашъори ӯро махсус қайд карда ва гуфтааст: «Достони «Писари Ватан» бо бисёр хусусиятҳои худ бо достонҳои романтикии классикӣ, алалхусус бо достонҳои Низомии Ганҷавӣ робитаи бевосита дорад. Бо эҳсосот ва дилсӯзии тамом сухан рондан,дар вазъияти нозуки зиндагӣ падид овардани ҳиссиёту ҳаяҷони самимии инсонӣ, истифодаи образҳои ба дилу идроки мардум наздик, аз ҷумла образҳое, ки асрҳои дароз мардумро мутаассир карда омадаанд, таъсири эмотсионалии достонро хеле пурқувват кардаанд. Бисёр ҷойҳои достони «Писари Ватан» тасвирҳои нозукнигоронаи Низомӣ ва Абдураҳмони Ҷомиро ба хотир меоварад».4 Албатта, дар бораи таъсирпазирии устод Турсунзода муҳаққиқони дигар низ изҳори ақида кардаанд, аммо аз овардани онҳо худдорӣ менамоем ва бо овардани далелҳои дигар, ки аз мушоҳидаву бардоштҳои инҷониб сарчашма мегиранд, мепардозем.

Маълум аст, ки Ҷомӣ яке аз адибони пешқадаму башардӯст ва ҷамъбасткунандаи адабиёти 500-солаи форсии тоҷикӣ шинохта шудааст. Бесабаб нест, ки ба ӯ унвони «хотиматушшуаро»-ро арзонӣ доштаанд. Воқеан, Ҷомӣ илова бар он ки як шоири бузурги милливу байналмилалӣ ба шумор меравад ва дар маркази осораш инсон ва муборизаю талоши ӯ барои озодиву адолат меистад, гӯяндаест, ки каломаш аз равонию содагии вижае бархурдор аст ва ба ӯ ин имтиёзро медиҳад, ки суханашро саҳли мумтанеъ биноманд ва дар силки шоироне чун Рӯдакӣ, Фаррухӣ, Саъдӣ, Калим, Қоонӣ, Эраҷ Мирзо ва дигар равшанбаёнон қарор бигирад. Аз ин рӯ, аз ибтидои пирӯзии Инқилоби Октябр ва Бухоро шеъри ӯ дар маркази таваҷҷӯҳи адибон қарор мегирад ва ҳанӯз устод Айнӣ ин марсияи таркиббанди худро ( ба муносибати қатли бародараш Сироҷиддин аз ҷониби амир):

Эй ҷафопеша фалак, нолаву фарёд аз ту,
Нест ҷое зи ту ободу диле шод аз ту... 5

дар пайравии марсияи таркиббанди Ҷомӣ:

Ин кухан боғ, ки гул паҳлуи хор аст дар ӯ,
Нест як дил, ки на з-он хор фигор аст дар ӯ... 6

ва ин шеъри инқилобии худро:

Инқилоб Офтобро монад,
Ё ки тӯфони обро монад 7

дар пайравии ғазали ошиқонаи ӯ:

Рӯи ту Офтобро монад,
Лаъли ту шаҳди нобро монад 8

суруда буд. Лиҳозо, устод Турсунзода, ки идомадиҳандаи кору мактаби адабии устод Айнӣ буд, ин анъанаи ҷомигароии ӯро идома медиҳад ва ба омӯзиши ҷиддии осори вай камари ҳиммат мебандад. Воқеан, соли 1940 китоби «Намунаи адабиёти тоҷик», ки тазкираи дувуми ҷомеъ дар адабиёти советии тоҷик буд, нашр гардид. Барои Ҷомӣ низ дар ин китоб бобе ҷудо гардида буд. Ҳамзамон, достони «Саломон ва Абсол»-и ӯ низ дар ҳамин боб ҷой дода шуда буд, ки устод Турсунзода яке аз муҳаррирони ин китоб ва боби ба Ҷомӣ ихтисосдода буд. Ин далел баёнгари он аст, ки устод Турсунзода осори Ҷомиро хеле хуб омӯхта будааст. Албатта, мо нақши ин омӯзишро бо далелҳое, ки аз гуфтору тадқиқоти муҳаққиқон овардем, то андозае нишон додем. Аммо пайравию таъсирпазирии устод бо ин мисолҳои дар боло овардашуда маҳдуд намешаванд. Метавон дар байни осори ин ду адиби бузург ҳамсониҳои зиёдеро, ҳам аз лиҳози забон ва ҳам аз лиҳози баён, ба мушоҳидаву мулоҳиза гирифт ва нақл кард. Масалан, Ҷомӣ дар «Субҳат-ул-аброр» байте дорад бад-ин навъ:

Боғ хандон зи гули хандон аст,
Ханда оини хирадмандон аст, 9

ки мутолиаи он ба ёди мо байти поёни Турсунзодаро аз ғазали машҳури «Дӯстонро гум макун»-и ӯ мерасонад:

Зинати боғ аз гули хандон бувад,
Мисли гул хандонлабонро гум макун. 10

Албатта, ин гуна монандиҳо, ки дар байни осори устод Турсунзода ва Ҷомӣ ба чашм мерасанд, нишон медиҳанд, ки ӯ ба шеъри ин шоири бузург ишқу алоқаи зиёд дошта ва пайваста аз осори ӯ меомӯхтааст. Ба ин

намунаҳо мутаваҷҷеҳ мешавем, ки аз алоқаю иртиботи устод Турсунзода ба шеъри Ҷомӣ хабар медиҳанд:

Ҷомӣ:
Сухан мояи сеҳру афсун бувад,
Ба тахсис, вақте ки мавзун бувад. 11
Турсунзода:
То сухан чун қомати мавзун шавад,
Дар сари ҳар мисрае дил хун шавад. 12
Ҷомӣ:
Вақтро гуфтаанд теғи бурон,
Ки бувад бетаваққуфу гузарон. 13
Турсунода:
Вақт гӯё дар ихтиёри ман аст,
Гардиши рӯзгор кори ман аст. 14
Аз Ҷомӣ:
Ҳеҷ неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро пайванд нест.
Ҳосил аз фарзанд гардад коми мард,
Зинда аз фарзанд монад номи мард. 15
Турсунзода:
Ба фарзандат сабақ омӯз, зинҳор,
Ки аз макри адӯ бошад хабардор.
Ба олам насл аз мо ёдгор аст,
Ба ӯ фардои инсон чашмдор аст. 16

Ҷомӣ:
Аз гӯш маҷӯй кори дида,
Фарқ аст зи дида то шунида. 17
Турсунзода:
Ки ҳаргиз наёсуд дил бо шунидан,
Шунидан кай бувад монанди дидан? 18
Ҷомӣ:
Оре, намаки сухан зи ишқ аст,
Нури фалаки сухан зи ишқ аст. 19

Турсунзода:

Ба шеъри бенамак писханд мекард,
Ба мӯяш пахтаро монанд мекард. 20

Зимнан бояд гуфт, ки устод Турсунзода яке аз ташаббускорони таҷлили ҷашни 550-солагии Ҷомӣ (1965) буд. Аз ин рӯ, ӯ ба ифтихори ин ҷашн мақолае ба номи «Сухансаро ва ифодакунандаи ғояҳои дӯстӣ» ишно намуд, ки бори аввал дар маҷаллаи «Садои Шарқ» (1965, N1) ва бори дуюм дар маҷмӯаи нашриёти Академияи фанҳои Тоҷикистон (1973) мунташир гардид. Ин мақоларо, ки дар ҷилди сеюми куллиёти шоир омадааст, метавон авҷи ҷомигароии устод Турсунзода ба қалам дод, зеро дар ин мақолаи ҳаҷман хурд, аммо пурмӯҳтавою пурарзиш роҷеъ ба осори илмиву адабӣ, мазмуну ғояи онҳо, дӯстии Ҷомию Навоӣ, танқиди аҳли зулму ситам, бечоранавозию мардумдӯстӣ ва амсоли ин, маълумот дода, ба мақоми бузурги ин сухансарои пуровозаи адабиёти форс-тоҷик баҳои баланд ва арзишманд медиҳад. Аз ҷумла ӯ мегӯяд: «Дар ин рӯзҳо халқи тоҷик 550-солагии шоир ва мутафаккири бузурги тоҷику форс Мавлоно Абдураҳмони Ҷомиро ҷашн мегирад. Ӯ панҷ аср пеш аз замони мо зиндагӣ ба сар бурдааст… Абдураҳмони Ҷомӣ дар ҳаёти илмиву адабии он давр аз симҳои бузургтарин ва дар осмони тираву тори феодалӣ яке аз ситораҳои тобон буд. Шоири бузург, қатъи назар аз маҳдудияти таърихӣ, ҷаҳонбиниаш ва муҳити иҷтимоии он замон, мехост бо нури дониш чашми торики муосиронашро равшан намояд».21 Ӯ дар идомаи каломаш меафзояд: «Ҷомӣ ба қувваи сеҳрангезу мӯъҷизаосои назми худ такя намуда, ба ҳимояи адлу инсоф, инсондӯстӣ, бародарӣ садои худро баланд менамуд: зулму ситам ва беадолатиҳои ҳокимону золимони замони худашро мазаммат мекард:

Зулми шоҳон зи ҳад гузашт имрӯз,
Ҳаст бар мо ҳазор шукр ҳанӯз,
Ки не дар хӯша, балки дар хирман
Гандуми мо намешавад арзан». 22

Воқеан, намунаҳое, ки ӯ аз «Тӯҳфат-ул-Аҳрор», «Лайлию Маҷнун» ва дигар осори ӯ меорад ва баррасӣ менамояд, бо сароҳат нишон медиҳад, ки вай ба осори Ҷомӣ, ба вижа «Ҳафт авранг»-и ӯ ошноии зиёд доштааст:

Наёбад ҳеҷ кас умри дубора,
Ба илме рав, к-азонат нест чора.
Чу касби илм кардӣ, дар амал кӯш,
Ки илми беамал заҳрест бе нӯш.
Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст. 23

ХХХ

Ёре, ки кунад ба ёр пайванд,
Нахли амалаш шавад барӯманд.
Ёр аст калиди ганҷи уммед,
Ёр аст навиди айши ҷовид.
Хосса, ки ба боғи ошноӣ,
Бар шохи вафо бувад Навоӣ…24

Устод Турсунзода дар бораи дӯстии Ҷомию Навоӣ сухан ронда, ин ду суханварро ба ду уқоби баландпарвоз, ки яке ба форсии тоҷикӣ, дигаре ба туркӣ доди суханро додаанд, монанд менамояд ва мегӯяд: «Дар асри ХУ Ҳирот ба маркази илму маданият ва санъату адабиёти ҳамон замон табдил ёфта буд. Дар он ҷо олимон ва файласуфон, адибон ва наққошони шаҳир зиндагӣ ба сар мебурданд, лекин дар миёни онҳо ду симои бузург, ду адиби ба ҳамаи

забонҳо матлуб, шоир бузурги ӯзбек Алишери Навоӣ ва шоири форсу тоҷик Абдураҳмони Ҷомӣ шукӯҳи машриқи куҳанро меафзуданд. Ин ду суханвар, ду уқоби баландпарвоз, яке ба забони туркии қадимӣ ва дигаре ба забони форсӣ доди суханро медоданд, китоб - китоб достону ғазал ва фалсафаву ахлоқ менавиштанд. «Хамса»-и Навоӣ ва «Ҳафт авранг»-и Ҷомӣ монанди дурдонаҳои камёфт ба хазинаи маданияти ҷаҳонӣ дохил шудаанд. Навоӣ ва Ҷомӣ, бо ҳамдигар , чунонки тоҷикон мегӯянд, дӯстони нонӣ не, балки дӯстони ҷонӣ гардидаанд. Онҳоро назм ба ҳамдигар маҳкам пайваст, фикру ақидаи ягона, чи дар назария ва чи дар бардошти обрӯю эътибори назм, чи дар инкишофи илму маданият яктан ва якҷоя намуд».25 Ҳамзамон, устод Турсунзода дар мақолааш ба мақоми ҷаҳонии Ҷомӣ низ таъкида намуда, аз ғояи баланду пешқадамонаи осори ӯ ва тарҷумаю нашри онҳо дар ҷаҳон бо ифтихори саршор ва қаноатмандии бешумор мефармоянд: «Абдураҳмони Ҷомӣ бо ҳамин ақида ва ғояҳои пешқадамонаи худ ба асри нави мо дохил шуд ва дар қатори симоҳои бузургтарини тамаддун ва адабиёти ҷаҳонӣ мавқеи сазоворро ишғол намуд. Асарҳои Ҷомӣ пас аз панҷ қарн имрӯз на танҳо ба забони модарии ӯ, балки ба бисёр забонҳои халқҳои ҷаҳон интишор ёфтаанд ва башарияти тараққипарвар ёд ва эҳтироми ин машъали тобони назм ва сарояндаи дӯстӣ ва бародариро пос медорад».26

Албатта, ҷомигароии устод бо ин мақолаи пурарзиши ӯ , ки ба 550-солагии таҷлили Ҷомӣ ихтисос мегирад, хотима намеёбад, балки дар мавридҳои мухталиф, бо шаклҳои гуногун, идома мекунад. Бад-ин маънӣ, мо ба зикру ёдкардҳои зиёде аз Ҷомӣ дар мақолаҳои «Андешаҳо дар бораи лирикаи граждани», «Дар хизмати халқу Ватан», «Таъсири файзбахши

адабиёти рус ба адабиёти советии тоҷик» ва ғайра рӯ ба рӯ мешавем, ки аз мақоми шомиху волои шоир дар зеҳну андешаи устод Турсунзода дарак медиҳанд. Масалан, вай дар мақолаи «Салом, сарзамини муқаддаси рус» дар бораи душвории назм, ки анъанаи дурахшони классикӣ дорад, сухан ронда, бад-ин маънӣ нақли аҷибу омӯзандае менамояд,ки ба хониш гирифтани он дар анҷоми калом гуфтаҳои моро дар мавриди ҷомигароии ӯ ба хубӣ тасдиқ менамоянд: «Дар хусуси назм бошад, ҳарчанд ин ҳайратовар бошад ҳам, лекин бояд эътироф намуд, ки мавҷуд будани анъанаи оличанoби гузаштагони бузург шароити шоирони моро назар ба насрнависон душвор мегардонад. Ёд дорам, боре як шоири навқалам дар деҳаи кӯҳие ба мардум шеърҳои худро хонда дод. Нохост пирамарди ҳафтодсолае аз байни издиҳом хеста, бо сӯзу ҷӯши дил ашъори Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Саъдӣ ва Ҷомиро хонду таъкидан ба шоири ҷавони даступохӯрда чунин гуфт: «Шоир бошед, ана ин хел нависед, писарам!».27

ПАЙНАВИШТҲО:


1.Мирзо Турсунзода. Куллиёт,ҷ.3,Душанбе, Ирфон,1979,с.98-99.

2.Ю.Бобоев.Доир ба масъалаи анъана ва навоварӣ.-Ҳаёт ва адабиёт. Сталинобод,1958,с.59-60

3.Ҳамон ҷо,с.67-68.

4.Хуршеда Отахонова.Таҳаввули жанри достон дар назми муосири тоҷик.Душанбе, Дониш,1983,с.73.

5.Садриддин Айни. Куллиёт,ҷ.8 Душанбе,Ирфон,1981,с.289.

6.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1986,с.77.

7.Садриддин Айнӣ.Куллиёт,ҷ.8,Душанбе,1981,с.293.

8.Абдураҳмони Ҷомӣ. Осор,ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1986,с.444.

9.Абдураҳмони Ҷомӣ.Осор,ҷ.4,Душанбе,Адиб,1988,с.108.

10.Мирзо Турсунзода.Шеърҳо,ҷ.1,Душанбе,Ирфон,1981,с.162.

11.Ҷомӣ.Панду ҳикматҳо. Душанбе, Ирфон,,1989,с.10.

12.Мирзо Турсунзода.Шеърҳо,ҷ.1,с.146.

13.Ҷомӣ. Панду ҳикматҳо,с.26-27.

14.Мирзо Турсунзода.Шеърҳо,ҷ,1,с.77.
15.Ҷомӣ. Панду ҳикматҳо,с.118-119.
16.Мирзо Турсунзода.Шеърҳо,ҷ.2,Душанбе, Ирфон,1981,с.260.
17.Ҷомӣ.Панду ҳикматҳо,с.136.
18.Мирзо Турсунзода.Шеърҳо,ҷ1,с.142.
19.Ҷомӣ.Панду ҳикматҳо,с.41.
20.Мирзо Турсунзода.Шеърҳо,ҷ.2,с.287.
21.Мирзо Турсунзода.Куллиёт,ҷ.3,с.55-56.
22.Ҳамон ҷо,с.56.
23.Ҳамон ҷо,ҳамон с.
24.Ҳамон ҷо,с.58.
25.Ҳамон ҷо,с.57.
26.Ҳамон ҷо,с.58-59.
27.Мирзо Турсунзода.Куллиёт,ҷ.4,Душанбе, Ирфон, 1985, с.116.

# МУНДАРИҶА

